# ИМОНИ БА ҲАМА ЛОЗИМ

**Мавлоно Холиди Бағдодӣ**



Таҳиягар

**Ҳусейн Ҳилмӣ Ишик**

**Printing**

Çınar Matbaacılık

Yüzyıl Mah. Matbaacılar Cad. Atahan No: 34 Kat: 5

Bağcılar - İSTANBUL - TURKEY

Sertifika No : 45103

Tel: (0212) 628 96 00

**www.hakikatbooks.com**

**МУНДАРИҶА**

**(Субҳанналлаҳи ва биҳамдиҳи субҳанналлаҳил азим)**. Оне ин калимотро субҳ ва шом мехонад, гуноҳҳонаш авф мешавад. Аз гуноҳ кардан эмин мемонад. Ин дуо, **(Тарҷумаи Мактубот)** дар мактубҳои 307 ва 308-и китоб оварда шудааст. Сабаби рафъи ҳамаи дардҳост.

# - I-
# ИМОНИ БА ҲАМА ЛОЗИМ
## [Имон ва Ислом]
## ПЕШГУФТОР

***Китобро бо бисмиллоҳ оғоз кунем,***

***Номи Аллоҳ беҳтарин муҳофиз аст.***

***Неъматҳои Ӯ беҳисоб аст,***

***Ниҳоят Меҳрубон ва бахшанда аст.***

*Худованди мутаъол, дар дунё ба тамоми инсонҳо раҳм мекунад. Эҳтиёҷоти онҳоро халқ карда равон мекунад. Роҳи ба саодати абади расиданро нишон медиҳад. Ӯ онҳоеро ки нафсҳояшонро, рафиқони бадашонро, китобҳои зарароварро ва ВАО-ро гуш карданд ва аз роҳи рост баромаданд ва куфрро пайравӣ карданд ва пушаймонанд, мебахшад. Онҳоро аз фалокати абадӣ мераҳонад. Ин неъматро ба золимон ва онҳое ки ҳаддро мегузаранд, ато намекунад. Онҳоро бо хоҳишоташон дар роҳи куфр мегузорад. Дар охират, аз муъминони гунаҳкор, ки доранд ба ҷаҳаннам меравнд, касеро ки хоҳад интихоб мекунад ва мебахшад. Онҳоро ба биҳишт дохил менамояд. Холиқи тамоми мавҷудоти зинда, нигаҳдорандаи ҳар лаҳзаи тамоми махлуқот ва муҳофизи ҳама чиз аз тарс ва даҳшат аст. Ба номи шарифи ин Аллоҳ паноҳ бурда навиштани ин китобро оғоз мекунем.*

*Ҳамд Парвардигоро. Дуруду салавот бар Паёмбари дӯстдори Ӯ – Муҳаммад ъалайҳисалом. Дуруду дуо бар аҳлу байт ва асҳоби одил ва содиқи ин Паёмбари бузург.*

*Ҳамд, ин боварӣ ва иқрор ба халқ кардан ва фиристодани тамоми неъматҳо аз ҷониби Аллоҳ таъоло аст. Шукр ин истифодаи ҳамаи неъматҳо муфовиқи Ислом аст.*

*Ҳазорон китоб дар бараи эътиқодҳои дини ислом ва амрҳову манъкардаҳои ин дин иншо шудаву бисёре аз онҳо бо забонҳои гуногун*

*тарҷума шудааст. Аммо аз дигар тараф, ҳар замон, бадхоҳон, кӯтоҳандешон, ҷоҳилони дин ва худоноогоҳон, ба аҳкоми фоиданок ва бофайзи ислом, яъне амрҳояшро, манъкунандаҳояшро ҳуҷум кардаву барои доғдор ва тағйир додани онҳо ва фиреби мусалмонҳо кӯшишҳо ба харҷ додаанд.*

*Аммо боиси хушнудист ки ҳоло ҳам олимони Ислом дар ҳар тарафи дунё, барои паҳн кардан ва ҳифз кардани эътиқоди исломӣ кӯшиш доранд. Олимони роҳи ҳаққро, ки Исломро аз Асҳоби Киром шунидаву дар китобҳо ҷой додан, олимони Аҳли суннат мегӯянд. Он бехабароне ки китобҳои олимони аҳли суннатро нахондаанд ё нафаҳмидаанд, аз Қуръони Карим ва ҳадисҳои шариф фаҳмиши ноудуруст баровардаанд. Агарчи ин суханҳову навиштаниҳои номувофиқ дида мешавад, аммо ин гуфтаҳову суханҳо имони мустаҳками мусалмононро коста нахоҳад кард, баръакс ноогоҳ будани соҳибашро мефаҳмонаду бас.*

*Оне ки иддаои мусалмони мекунад ваё бо ҷамоат намоз мехонад мусалмон дониста мешавад. Баъдтар, агар дар гуфтору рафтораш ё дар навишташ ҳарфе, ки зидди масъалаҳои имонӣ, ки аз тарафи олимони аҳли сунат дониста шудааст, дида шавад, фаҳмонда шавад ки ин куфр ва аз ҷумлаи мункарот аст. Гуфта шавад, ки аз ин даст кашида тавба кунад. Ва агар бо камақлӣ нофаҳмӣ ҷавоб дода даст накашад, Аз ин бар меояд ки муртад, ноогоҳ ва мункир аст. Агар чи намоз ҳам хонад, ҳаҷ равад ва то абад кори ххайр кунад, аз ин фалокат наҷот намеёбад. Аз чизҳое ки сабаби куфр мешаванд, даст накашад ва тавба накунад, мусалмон буда наметавонад. Ҳар як мусалмон, чизҳое ки сабаби куфр мешаванд хуб омӯхта, аз муртад шудан худашро бояд ҳифз кунад ва инчунин кофиронро ваё ба зоҳир мусалмон ва мунофиқонро хуб шинохта аз зарарашон худро эмин нигоҳ дорад.*

*Қуръони Карим ва ҳадисҳои шарифро нодуруст ва хато шарҳ додан ва ҳафтоду ду гурӯҳи мунҳариф ҷудо шуданаши мусалмононро Расулуллоҳ “салаллоҳу алайҳи васаллам” ҳам хабар дода буд. Китобҳои* ***(Бариқа)*** *ва* ***(Ҳадиқа)*** *ин ҳадиси шарифро аз китобҳои* ***(Бухорӣ)*** *ва* ***(Муслим)*** *шарҳ додаанд. Мо бояд фирефтаи китобҳо ва суханрониҳои олимони дини ин гурӯҳҳо нашавем ва барои ба доми ин дуздони дину имон бояд ҳушёр бошем. Ғайр аз ин мусалмонони ноогоҳ, коммунистон ва массонҳо, мубаллиғони насронӣ, ваҳҳобиҳо ва сиёнистони яҳудӣ аз ҳар тараф бо усулҳои гуногун барои аз роҳ задани насли мусалмон кӯшишҳо доранд. Бо мақолаву филмҳо, театр*

*ва радио, нашри телевизионии сохта, барои нест кардани Ислому имон кӯшишҳо ба харҷ дода истодаанд. Ва дар ин роҳ миллионҳо пул харҷ доранд харҷ мекунанд. Олимони Ислом " раҳима ҳумуллаҳу таъала" ба ҳами инҳо ҷавобҳои даркориро додаанд. Ва дини Аллоҳ таъоло ва роҳи ҳузур ва наҷотро нишон додаанд.*

*Аз олимони ҳиқиқӣ ва олими бузурги ислом, китоби* ***(Эътиқоднома)*** *– и Мавлоно Халиди Бағдодӣ Усмонӣ "қуддиса сирруҳ" – ро интихоб кардем. Ин китоб аз тарафи Ҳоҷӣ Файзуллоҳ Эфендии Кемаҳӣ ба туркӣ тарҷума ва* ***(Фараъидул Фаваъид)*** *номгузорӣ шудааст. Ва соли 1312 дар Миср ба табъ расид. Ин тарҷумаро содда карда* ***(Имони ба Ҳама Лозим)*** *номидем. Нашри якумаш соли 1966 баромада буд. Тавзеҳоти худамонро барои ҷудо кардан аз китоб даруни ин [ ] қавсҳо гузоштем. Ҳамд Аллоҳ таъолоро, ки нашр кардани ин китобро насибамон гардонид. Ва китоби асли форсӣ буда, дар кибохонаи Донишгоҳи Истанбул, қисми (Ибн ал Амин Маҳмуд Камол), бо исми* ***(Эътиқоднома)*** *дар рақами Ғ. 2639 мавҷуд аст. Тарҷумаи туркӣ ба номи* ***(Ҳакикат Китабэви), (Имон ва Ислом)*** *ба табъ расонида шудааст.*

*Нависандаи китоби* ***(Дуррул Мухтор)*** *Алауддини Ҳаскафӣ "раҳимаҳуллоҳу таъало", дар баҳси никоҳи кофир мегӯяд, (Як зани болиғи мусалмони боникоҳ агар мусалмониро надонад, никоҳаш вайрон мешавад. [Яъне муртад мешавад]. Сифатҳои Аллоҳ таъолоро ба ӯ бояд гуфт. Ва ӯ ҳам такрор карда бовар кардам бояд гӯяд). Ибни Обидин, инро ингуна шарҳ медиҳад, (Духтар вақте хурд аст, зери тобеи падару модараш мусалмон аст. Вақте болиғ мешавад, тобеъияти падару модараш давом намеёбад. Болиғ шуда исломиятро надонад, муртад мешавад. Шаш чизе ки барои имон овардан заруранд, омӯзад ва бовар накунад, лозим будани риояти исломиятро бовар накунад, агар* ***(Калимаи тавҳид) (Ла илаҳа иллаллоҳ, Муҳаммадан Расулуллоҳ)*** *гӯяд ҳам, мусалмонияш давом намеёбад. Шаш шарти* ***(Аманту биллаҳи) –*** *ро омӯхта ва онҳоро бовар кардам ва амрҳову манъкардаҳои Аллоҳ таъолоро қабул кардам, гуфтанаш лозим аст). Аз ин сухани Ибни Обидин бар меояд, ки кофир Калимаи Тавҳидро гуфта ва маъноягиро бовар кардан пас ҳам мусалмон мешавад. Фақат, мисли ҳар як мусалмон ӯ ҳам агар имкон ёбад,* ***(Аманту биллаҳи ва Малаикатиҳи ва Кутубиҳи ва Русулиҳи вал Явмил ахири ва бил Қадари хайриҳи ва шарриҳи миналлоҳу таъала вал баъсу баъдалмавти ҳаққун, ашҳаду ан ла илаҳа иллаллоҳ ва ашҳаду***

***анна Муҳаммадан ъабдуҳу ва расулуҳу)*** *гуфта асосҳои амантуро аз бар карда ва маънояш ва аз илмҳои ислом чизҳои ба худаш лозимро бояд омӯзад. Як кӯдаки мусалмон ҳам, агар ин шаш чиз ва илмҳои исломиро наомӯзад ва бовр накунад, боақл ва болиғ шудан пас муртад мешавад. Баъди имон овардан,* ***(илмҳои ислом) –*** *ро, яъне фарзҳо, ҳаром, таҳорат, ғусл ва намоз хондан ва макони авратро дарҳол пурсида омӯхтанаш ҳам фарз мешавад. Омӯзондан ваё ҳадди ақал ёри расондан барои ёфтани китобҳои ҳақиқии динӣ ба шахси пурсанда ҳам фарз мешавад. Касе барои пурсидан ваё китобе наёбад, ҷустуҷӯ карданаш ҳам фарз мешавад. Наҷӯяд агар кофир мешавад. То пайдо карданаш, надонистанаш узр мешавад. Касе ки фарзҳоро дар вақташ анҷом намедиҳад, ва корҳои ҳаром анҷом диҳад, дар ҷаҳаннам азоб мекашад. Дар ин китоб дар бораи шаш асоси имон маълумоти фаровон аст. Ҳар як мусалмон ин китобро бояд хуб мутолиа кунад ва барои хондани кӯдаконаш ва тамоми шиносҳояш ғайрат намояд. Маҳали аврат дар саҳифаи 475 – ум оварда шудааст.*

*Дар китобамон, вақти навиштани маъноҳои ояти карима, (маъолан) истифода шудааст. Ки маънояш (мувофиқи тафсири олимон) аст. Чунки маъноҳои оятҳои каримаро танҳо Расулуллоҳ “саллаллоҳу ъалайҳи васаллам” фаҳмида Асҳобашонро фаҳмондаанд. Олимони тафсир, ин ҳадисҳои шарифро аз ҳадисоҳое ки мунофиқону зархаридони англис, яъне ходимони дини бемазҳаб тафсир кардаанд, ҷудо карданд. Он ҳадисшои шарифе, ки пайдо карда натавонистанд, бо рияои илми тафсир, он оятҳои каримаро худашон маънидод кардаанд. Фаҳмиши он ҷоҳилоне, ки танҳо арабиро медонанду аз дин хабаре надоранд,* ***(Тафсири Қуръон)*** *гуфта намешавад. Аз ҳамин сабаб, дар ҳадиси шариф омадааст, ки* ***(Оне ки Қуръони Каримро аз пеши худ маънидод мекунад, кофир мешавад).***

*Аллоҳ таъоло ҳамаамонро ба роҳи олимони Аҳли Суннат ҳидоят кунад! Аллоҳ моро фирефтаи олимони ҷоҳили ислом ва бемазҳабоне ки номи олимони исломро доранд ва дурӯғи маккоронаи душманони ислом накунад.*

*Китобҳои нашркардаи Ҳакикат Китабэви ба тамоми забонҳо ба воситаи интернет дар ҳоли паҳн шудан аст.*

| Соли Мелодӣ | Ҳиҷрӣ-Шамсӣ | Ҳиҷрӣ-Қамарӣ |
|---|---|---|
| 2001 | 1380 | 1422 |

**Шарҳ:** Миссионерҳо барои насронро, яҳудиҳо барои талмутро, Ҳакикат Китабэвии Истанбул барои исломиятро паҳн кардан ва массонҳо бошанд барои динҳоро аз байн бурдан кӯшиш доранд. Оне ки ақлу илму инсоф дорад, аз инҳо дурусташро дарк карда тарҷеҳ медиҳад. Барои паҳни ин ёри расонда, сабаби ба саодат расидани тамоми инсонҳо ҳам дар дунё ва ҳам охират мешавад.

Имрӯз дар дунё, мусалмонҳо ба се гурӯҳ ҷудо шудаанд. Гурӯҳи якум, ононе ки дар роҳи Асҳоби Кироманд, мусалмонҳои ҳақиқианд. Инҳоро **(Аҳли Суннат), (Суннӣ)** ва **(Фирқаи Ноҷия)** яъне гурӯҳи аз ҷаҳаннам наҷотёфтагон меноманд. Гурӯҳи дуюм, онҳоеанд, ки душмани Асҳоби Кироманд. Инҳоро **(Шиа)** ва **(Фирқаи Далла),** гурӯҳи таҳрифшуда меноманд. Гурӯҳи сеюм душмани сунниҳо ва шиаҳо мебошанд. Онҳоро **(Ваҳҳобӣ)** ва **(Наҷдӣ)** меноманд. Чунки инҳо аввалин бор, дар шаҳри Наҷди Арабистони Саудӣ пайдо шудаанд. Инҳоро **(Фирқаи малъун)** мегӯянд. Чун, мусалмонҳоро кофир номиданашон дар китобҳои **(Саодати Абадия)** ва **(Қиёмат ва Охират)** оварда шудааст. Пайғамбарамон ин гунаҳоро лаънат кардааст. Сабаби ба ин се гурӯҳ тақсим шудани мусалмонон, яҳудиҳо ва англисҳо мебошанд.

Ҳар як муъмин барои тазкияи нафс ва пок шудан аз гуноҳ, ҳар замон бояд **(Ла иллаҳа иллаллоҳ)** гӯяд ва барои тасфияи нафс, яъне барои гуноҳоне, ки аз нафс, шайтон, рафиқи бад ва китобҳои зарарнок меояд, бояд **(Астағфируллоҳ)** гӯяд. Оне, ки исломро риоят карда барои гуноҳонаш тавба мекунад, дуоҳояш қабул мегардад. Оне ки намоз намегузорад, ба занони урён нигоҳ мекунад, ҳаром мехӯрад ва менӯшад, мусалмон нест. Ва дуоҳои ин қабул намегарданд. Иловаи саҳифаи охиронро нигаред!

## -1-
## САРСУХАН

Мавлоно Халиди Бағдодӣ “қаддасаллоҳу таъоло сирруҳул азиз”, пеш аз оғози китоб, мактуби ҳабдаҳуми ҷилди сеи китоби **(Мактубот) -** и **Имом Раббонӣ Аҳмад Форуқи Сарҳандӣ “раҳматуллоҳу алайҳ”** – ро навишта китобашро зиннату баракат додааст. **Имом Раббонӣ** “қуддиса сирруҳ”[1], дар ин мактуб мефармояд:

1 Имом Раббонӣ соли 1034 [1624 – и мелодӣ] вафот мекунад

Мактубамро бо Бисмиллоҳ оғоз мекунам. Ҳамду ва шукр Аллоҳ таъолоро, ки тамоми неъматҳоро ба мо фиристод ва аз ҳама неъмати бузург, моро мусалмон гардонид, ва Муҳаммад ъалайҳиссаломро бо уммат қадрдонӣ кард.

Хуб бояд фикр кард ва фаҳмид, ки фиристандаи тамоми неъматҳо фақат Аллоҳ таъоло аст. Ҳама чизро танҳо Ӯ ҳаст кард. Нигаҳдорандаи ҳар лаҳзаи ҳастии тамоми махлуқот танҳо Ӯст. Сифатҳои хуб ва волои банда эҳсони ва лутфи Ӯст. Ризқро халқкунанда ва расонанда танҳо Ӯст. Эҳсонаш ончунон бузург аст, ки ҳатто ризқи гунаҳкоронро қатъ намекунад. Он қадар пардапӯш аст, ки онҳоеро ки амрояшро гӯш намекунанд ва аз манъкардаҳо дӯрӣ намеҷӯянд, разилу расво намегардонад ва пардаи номусашонро намедарад. Авфу марҳаматаш ончунон бузург аст, ки ҳатто барои ҷазо додани онҳое ки ҷазову азобро ҳақ кардаанд, аҷала намекунад. Неъматҳоятро, эҳсонҳоятро ба дусту душман арзонӣ медорад. Аз ҳеҷ касро бебаҳра намемонӣ. Ва аз тамоми неъматҳо бузург ва қиммат, роҳи рост, роҳи саодат ва наҷотро нишон медиҳад. Барои аз ин роҳ берун нашудан ва ба Ҷаннат рафтан ташвиқ мекунад. Барои расидан ба неъматҳои абадӣ, завқҳои тамомнашаванда ва бебаҳои Ҷаннат ва ризогии худаш моро ба итоат кардани Пайғамбари дӯстдораш “саллаллоҳу таъала ъалайҳи васалам” амр мекунад. Ҳамин тавр, неъматҳои Аллоҳ таъоло мисли офтоб дар майдон аст. Неъматҳое, ки аз дигарон меояд, дар асл аз Ӯ меояд. Ва Ӯ аст, ки дигаронро восита гузошта, хоҳиш ва қувваи хайр каданро ба онҳо насиб мекунад. Аз ин сабаб, неъматҳои аз ҳар ҷо ва аз ҳар кас омада, дар асл аз тарафи Ӯст. Аз ғайри ӯ хостан ва интизор будан, ба мисли, аз амонатдор амонататро ваё аз фақир садақа хостан аст. Ин гуфтаҳоро ҷоҳилон ҳам мисли олимон, аҳмақу нодонон ҳам мисли доноён дурусту равшан медонанд, чун, барои ин гуфтаҳо ҳатто фикр кардан лозим нест.

Вазифаи инсон аст, ки ба Аллоҳ таъоло, ки ин ҳама неъматҳоро фиристод, чи қадаре тавонад, шукр кунад. Вазифае ки ақл амр мекунад, қарз аст. Фақат, ин шукрро ба ҷо овардан дар баробари Ӯ, на он қадар аст. Чунки инсонҳо, ки аз ҳеҷ чиз офарида шудаанд, заиф, муҳтоҷ, боайб ва бо нуқсонанд. Ва Аллоҳ таъоло бошад, то абад ҳаст. Аз айбу нуқсон пок аст. Соҳиби тамоми бузургист. Инсонҳо аз ягон ҷиҳат бо Аллоҳ таъоло монандӣ ва наздикӣ надоранд. Оё инсон, ки ин қадар паст аст, метавонад шукри он Зоти бузургро баҷо орад? Чун бисёр чизро инсон

зебо ва пурқиммат хаёл мекунад. Фақат, барои Аллоҳ таъоло онҳо он қадар арзиш надоранд, ва аз инҳо хушаш намеояд. Чизҳоеро, ки мо эҳтиром ва шукр медонем, метавонанд нохушоянд бошанд. Ҳамин аст, ки инсон бо ақли нуқсондор ва фаҳмиши кӯтоҳаш, чизҳои барои шукр ва эҳтиром дар баробари Аллоҳ таъолоро намеёбад. Ӯст, ки роҳи шукр кардан ва эҳтиром гузоштанро ба мо нишон медиҳад, вагарна он чизҳое таърифи шукр мепиндорем, дар асл бад буда метавонад.

Ҳамин тавр, вазифаиҳои бандагӣ, қарзи шукргузорӣ ки бо қалбу забон ва бадан иҷро ва бовар карданашон лозим аст, аз тарафи Аллоҳ таъоло муйяан ва аз тарафи Пайғамбари дӯстдораш “саллаллоҳу ъалайҳи васаллам” гуфта шудаанд. Вазифаҳои бандаро ки Аллоҳ таъоло амр ва муайян кардааст, **(Исломият)** мегӯянд. Шукр дар баробари Аллоҳ таъоло, бо пайравӣ аз роҳи Пайғамбари Ӯ, карда мешавад. Онҳое ки ин роҳро пайравӣ намекунанд, берун аз ин роҳ ҳеҷ як шукр ё ибодатро Аллоҳ таъоло қабул ва мақбул надорад. Чун, бисёр чизҳое ҳастанд, ки инсон хубу зубо медонад, аммо исломият инҳоро қабул надорад ва чиркин медонад.

Аз ин бар меояд, ки инсони бофаҳм, барои шукри Аллоҳ таъоло, бояд пайрави Муҳаммад ъалайҳисаллом бошад. Роҳи ӯро **(Исломият)** меноманд. Пайрави Муҳаммад ъалаҳисалломро **(Мусалмон)** мегӯянд. Шукр кардани Аллоҳ таъолоро, яъне пайравӣ аз Муҳаммад ъалайҳисалломро **(ибодат кардан)** гӯянд. Таълими исломро ду қисм аст. Динӣ ва илмӣ. Таълими динӣ ҳам ба ду қисм ҷудо мешавад:

1 – Бо қалб эътиқод кардан, яъне бовар кардан яке аз таълимоти лозимист. Ин таълимотҳоро **(Усули дин)** ваё омӯзиши **(Имон)** мегӯянд. Кӯтоҳ карда гӯем, **(Имон)** шаш чизе ки Муҳаммад ъалайҳиссалом омӯзондааст, бовар ва исломиятро қабул кардан аст ва дурӣ ҷӯстан аз чизҳое ки дар онҳо куфр ҷой дорад. Ҳар як мусалмон чизҳое ки дар онҳо куфр ҷой дорад бояд омӯзад ва аз онҳо дурӣ ҷӯяд. Оне ки имон дорад, **(Мусалмон)** меноманд.

2 – Чизҳое ки бо бадан ваё қалб карда ваё дурӣ ҷӯста мешавад, ибодат аст. Таълимоте ки карданашон амр аст, **(Фарз)** ва дурӣ ҷӯстанашон амр аст, **(Ҳаром)** меноманд. Инҳоро **(Фуруи дин)** ваё (Аҳкоми исломия) ё таълимоти **(Исломият)** мегӯянд.

[Пеш аз ҳама чизи барои ҳама лозим, **(Калимаи тавҳид)** гуфтан ва маънояшро бовар кардан аст. Калимаи тавҳид **(Ла илаҳа иллалоҳ Муҳаммадун расулуллоҳ)** аст. Ва маънои (Аллоҳ яккаву ягона аст.

Муҳаммад ъалайҳиссалом пайғамбари Ӯст) – ро дорад. Ба ин бовар доштан, ин (Имон доштан) ва (Мусалмон будан) аст. Ва касе ки ба ин бовар дорад, ӯро **(Муъмин)** ва **(Мусалмон)** мегӯянд. Имонаш бояд давомдор бошад. Аз ҳамин сабаб аз чизҳое, ки сабаби куфр мешаванд ва чизҳое ки дар онҳо куфр ҷой дорад дур будан лозим.

Қуръони карим каломи Аллоҳ аст. Аллоҳ таъоло Қуръони Каримро ба воситаи малоика Ҷабраил, ба Муҳаммад ъалайҳиссалом фиристодааст. Калимаҳои Қуръон арабиянд. Фақат, ин калимаҳоро Аллоҳ Таъоло бар ба бар гузоштааст. Калимаҳои арабии Қуръон, аз тарафи Аллоҳ таъоло тартиб дода шуда дар шакли оят, ҳарф ва калима омадааст. Маънои ин ҳарф ва калимаҳо каломи илоҳиро дарҷ мекунад. Ин ҳарфу калимаҳоро (**Қуръон)** мегӯянд. Маъноҳое, ки каломи илоҳиро ифода мекунанд ҳам, Қуръон мебошанд. Ин каломи илоҳи махлуқ нест. Мисли дигар сифатҳои Аллоҳ абадию азалӣ аст. Ҷабраил ъалайҳиссалом ҳар сол як бор омада, оятҳоеро ки то он вақт нозил шуда будаанд, бо тартиби Лавҳи Маҳфуз ба Пайғамбарамон мехонд. Соли вафоташон ду маротиба омада аз аввал то охирашро хонданд. Пайғамбарамон ва бисёре аз Асҳоб, Қуръонро ба тамом азёд медонистаанд. Соле ки вафот карданд, Халифа Абубакри Сиддиқ, ҳофизони Қуръонро ҷамъ карда, ва навиштаҷотҳоро оварда як Қуръони бутун навиштанд. Ҳамин тавр он китобро **(Мусҳаф)** гӯянд. Сиву як ҳазор саҳоба, ба дуруст будани ҳар як ҳарфи ин мусҳаф забон як карданд.

Суханони Муҳаммад ъалайҳиссаломро **(Ҳадиси Шариф)** меноманд. Ва онҳоеяш ки маъняш аз тарафи Аллоҳ Таъоло ва калимаҳояшро Муҳаммад ъалайҳиссалом гуфтаанд, **(Ҳадиси Қудсӣ)** мегӯянд. Китобҳои ҳадис бисёранд, аммо аз онҳо **(Бухорӣ)** ва **(Муслим)** машҳуранд.

Аз амркардаҳои Аллоҳ таъоло, таълимоте ки бовар карда мешавад, **(Имон)** оне ки иҷро карда мешавад **(Фарз),** оне ки бояд дурӣ ҷӯста шавад, **(Ҳаром)** мегӯянд. Фарз ва ҳаромро **(Аҳкоми Исломият)** меноманд. Оне ки ҳатто ба як таълимоти ислом бовар надорад **(Кофир)** аст.

Чизи дуюми ба инсон лозим, ин тоза кардани қалб аст. Вақте қалб мегӯем, ду чиз пеши назар меояд. Як порча гӯшти бадани моро қалб мегӯянд. Ин қалб дар ҳайвонҳо ҳам ҳаст, ки ӯро дил меноманд. Қалби дуюм, қалби ноаёне аст ки дар дил аст. Ва инро қалб мегӯянд.

Дар китобҳои динӣ, дил гуфта он қалб дар назар аст. Қалб макони таълимоти инслом аст. Имон овардаву наоварда, ҳамин қалб аст. Қалби имондор тоза аст, ва қалби беимон чиркин ва мурда аст. Барои тоза будани қалбамон кӯшиш кардан, вазифаи якуми мост. Қалби моро ибодат кардан, хусусан намозу истиғфор тоза мекунад. Кори ҳаром анҷом додан, қалбро вайрон мекунад. Пайғамбарамон фармудаанд, ки: **(Истиғфор бисёр кунед. Дуои истиғфор хонданро давом диҳед, Аллоҳ таъоло аз ҳар гуна бемори ва дард шуморо нигоҳ медорад. Шуморо аз ҷое ки ҳеҷ тасаввур намекунед, ризқ медиҳад).** Истиғфор ин **(Астағфируллоҳ)** гуфтан аст. Барои қабули дуоҳо, тавба кардани гуноҳон, маънояшро донистa ва бовар карда, гуфтан лозим аст. Дуо бо қалби сиёҳшуда қабул намешавад. Қалби касе, ки инро се маротиба мехонад ва намозҳояшро давом медиҳад, тоза мешавад. Дуое, ки қалб нагӯяд ва танҳо забон гӯяд, фоидае надорад.

Таълимоти динӣ, ки Ислом муқаррар кардааст, таълимоте аст, ки аз тарафи олимони **(Аҳли суннат)** дар китобҳо навишта шудааст. Оне, ки байни таълимоти имону исломи олимони Аҳли суннат, **(Насс)** оятҳои каримаву ҳадисҳои шарифро, ки маънояш ошкор аст, бовар намекунад, **(Кофир)** аст. Бовар накаданашро пинҳон кунад, **(Мунофиқ)** аст. Ва агар пинҳон кунад ва ҳам мусалмон гуфта, мусалмонони дигарро фиреб диҳад, **(Зиндиқ)** (бедин, бехудо) аст. Агар нассҳое, ки маънояшон равшан нестро таъвил дода, хато бовар кунад, кофир намешавад. Фақат, барои баромадан аз роҳи рости аҳли суннат, ба ҷаҳаннам меравад. Он барои бовар кардан ба оятҳое ки маънояшон ошкор аст. Дар абадӣ дар азоб намемонад. Аз ҷаҳаннам бароварда мешавад ва ба ҷаннат фиристода мешавад. Инҳоро **(Аҳли Бидъат)** ваё **(Фирқаҳои Далолат)** мегӯянд. Ҳафтоду ду намуд фирқаи далолат ҳаст. Ибодатҳо, хизматҳо ва хайроте, ки инҳо, кофирон, муртадон мекунанд, ҳеҷ кадомаш қабул намешавад ва дар охират ба кор намеояд. Мусалмононе, ки эътиқоди дуруст доранд, **(Аҳли суннат вал ҷамаъат)** ё **(Суннӣ)** мегӯянд. Сунниҳо дар ибодат кардан ба чор мазҳаб ҷудо шудаанд. Ва аҳли ин чор мазҳаб, якдигарашонро дӯст медоранд ва аз аҳли суннат буданашонро медонанд. Оне, ки берун аз ин чор мазҳаб аст, аҳли Суннат буда наметавонад. Оне, ки аҳли Суннат нест, кофир ё аҳли бидъат шуданаш дар мактубҳои Имом Раббонӣ, хусусан дар ҷилди як, мактуби ду саду ҳаждаҳум, ва қисми (Забайиҳ) – и ҳошияи Таҳтавии **(Дуррул Мухтор)** ва дар китоби **(Ал**

**басаир лимункарит тавассули биаҳлил макабир)** бо васиқаҳояш оварда шудааст. Ин ду китоб арабиянд. Дуюмаш, дар Ҳиндустон навишта шуда онҷо ба табъ расида, соли 1395 [м. 1975], ва баъдтар дар Истанбул аз тарафи Ҳакикат Китабэви ба таври офсетӣ нашр шуд.

Онҳое, ки ба тарзи яке аз ин чор мазҳаб ибодат мекунанд, гуноҳ кунанд ҳам ваё ибодатҳояшонро бонуқсон анҷом диҳанд ва тавба кунанд, гуноҳояшон авф мешавад. Тавба накунанд, Аллоҳ таъоло онҳоро мебахшад. Ба ҷаҳаннам ҳеҷ намефиристад. Хоҳад агар, бо қадри гуноҳояш азоб мекунад ва боз аз азоб наҷот меёбанд. Онҳое, ки дар дин чизи муҳим ва маълум, ки ҳатто ҷоҳилон ҳам шунидаанд, ваё таълимоти кушоду равшанро бовар намекунанд, дар ҷаҳаннам то абад азоб мекашанд. Онҳоро **(Кофир)** ва **(Муртад)** мегӯянд.

Кофирон ҳам ду намуд, бокитоб ва бекитоб мешавад. Агар фарзанди мусалмоне буда баъдан аз дин баромадаро **(Муртад)** мегӯянд. Ибни Абид “раҳимаҳуллоҳу таъоло” онҳоеро ки аз сабаби ширк, никоҳашон ҳаром аст муайян карда мефармояд, ки (Муртад, Мулҳид, Зиндиқ, Маҷусӣ, Бутпараст, философҳои Юнони Қадим, Мунофиқ ва он ҳафтоду ду фирқа, ҳамаашон кофирони бекитоб мебошанд.) Комунистҳо ва масонҳо ҳам ҳамин тавр. Насронӣ ва яҳудиҳоро, ки ба китобҳои осмонии **(Таврот)** ва **(Инҷил)** ки баъдан иваз шудаанд ва бекор гардиданд, кофирони бокитобанд. Инҳо агар ба (Сифати Улуҳият) доҳтани ягон махлуқ бовар кунанд, **(Мушрик)** мешаванд. **(Сифати Зотия)** ва **(Сифати Субутия)** – и Аллоҳ таъолоро **(Сифатҳои Улуҳият)** мегӯянд.

Кадоме аз кофирони бокитоб ва бекитоб, мусалмон шавад, аз ҷаҳаннам рафтан наҷот меёбад. Мусалмони тамоман бегуноҳ ва пок мешавад. Фақат, мусалмони **(Суннӣ)** шуданаш лозим. Суннӣ шудан, ин китобҳои олимони Аҳли сунатро хонда, омӯхта, бовар карда ва дар амал татбиқ кардан аст. Дар дунё мусалмон будан ё набудани як инсон, аз сухан ва корҳояш маълум мегардад. Ба охират имондор ваё беимон рафтанаш аз нафаси охиронаш маълум мешавад. Мард ё зане, ки гуноҳи бузург анҷом додаст, агар бо қалби пок тавба кунад, гуноҳояш муҳақақ авф мешаванд. Бегуноҳ ва пок мешавад. Чи будани **(Тавба)** чи тавр иҷро карданаш, дар китобҳои илмиҳол, масалан **(Имон ва Ислом)** ва **(Саодати абадия)** – и туркӣ ва арабӣ муфассал оварда шудааст.]

# -2-
# ИМОН ва ИСЛОМ

Дар ин китоби **(ЭТИҚОДНОМА)** як ҳадиси шарифи **(Имонӣ ва Исломӣ)** – и Расулуллоҳ “салаллоҳу ъалайҳи васаллам” оварда мешавад. Бо баракати ин ҳадиси шариф, эътиқодҳои мусалмонон қавӣ шуданашро, ҳамин тавр, расидан ба салоҳу саодат ва сабаби наҷоти онҳое, ки ҷурму гуноҳашон бисёр аст, умед дорам.

Эътиқоди зебоям нисбати Аллоҳ таъоло, ки муҳтоҷи чизе нест ва эҳсону карамаш бепоён ва нисбати бандаҳояш ниҳоят меҳрубон, ин аст ки ин Холиде ки сармояаш кам, қалбаш сиёҳ, суханҳои ноҷоашро авф ва ибодатҳои бонуқсонашро қабул фармо! Аз шарри шайтони фиребкору дурӯғгӯй [ва аз навиштаҳои хатову дурӯғи душманони ислом] моро муҳофизат намо ва шод гардон! Аз ҳама раҳим байни раҳимон ва аз соҳибони эҳсон аз ҳама саховатманд танҳо Аллоҳ таъолост.

Олимони ислом мефармоянд, ки шахси **(Мукаллаф),** яъне ҳар як зан ва марди мусалмоне ки боақл ва болиғ ҳастанд, [Аллоҳ таъолоро шинохтан, донистан яъне] сифатҳои зотия ва сифатҳои субутияи Аллоҳ таъолоро дуруст дониста бовар карданаш лозим. Аввлин чизе, ки барои ҳама фарз шуд, ин буд. Надонистан узр намешавад. Надонистан гуноҳ аст. Аҳмад писари Холиди Бағдодӣ ин китобро барои худро аз дигарон боло доистан, илм фурӯхтан ва машҳур шудан нест. Барои аз худ як ёдгорӣ ва як хизмат боқӣ гузоштан аст. Аллоҳ таъоло ин Холиди[2] оҷизро ва ҳамаи мусалмононро бо қувваи худаш ва бо ёрии рӯҳи муборакӣ Расулуллоҳ имдод диҳад! Омин.

[**(Сифати зотия)** – и Аллоҳ таъоло шашто аст. Инҳо: **Вуҷуд, Собиқ, Бақо, Ваҳдоният, Мухалафатун лил ҳавадис** ва **Қияму би нафсиҳи** ҳастанд. Вуҷуд аз худ ҳаст кардан аст. Собиқ, оғози ҳастӣ аст. Бақо, ҳастии абадист, нестнашаванда аст. Ваҳдоният, аз ҳеҷ ҷиҳат шарик, назир ва монанд надоштан аст. Мухалафатун лил ҳавадис маънои ба ҳеҷ чиз, ба ҳеҷ як махлуқ монанд набуданро дорад. Қияму би нафсиҳи ин ҳастӣ аз худаш, ва барои вуҷуд доштан ба ҳеҷ чиз муҳтоҷ набудан аст. Ин шаш сифат дар ягон махлуқ дида намешавад. Инҳо, ба махлуқот аз ягон ҷиҳат таалуқ ваё пайвастагӣ надоранд. Баъзе олимон

2 Холиди Бағдодӣ соли 1242 [1826 – и мелодӣ] дар Шом вафот мекунад.

бар ин назаранд, ки Ваҳдоният ва Мухалафатун лил ҳавадис як буда, **(сифати зотия панҷ аст)**, мегӯянд.]

Ғайр аз Аллоҳ  таъоло, дигар ҳама чизро **(Мосиво)** ваё **(Олам)** мегӯянд. Ҳоло **(Табиат)** мегӯянд. Ҳама оламҳо вуҷуд надоштанд. Ҳамаашро Аллоҳ таъоло офарид. Ҳама оламҳо мумкин ё ҳодис аст. Яъне вуҷуд надошта бошад, агар ҳаст шуда метавонад ва вуҷуд дошта бошад агар нест шуда метавонад. Ҳадиси шариф ҳам мефармояд: **(Аллоҳ таъоло вуҷуд дошт, замоне ки ҳеҷ чиз вуҷуд надошт).**

Далели дигари ҳодис будани олам, ин ҳар замон вайрон шудаву иваз шуданаш аст. Ҳама чиз дорад иваз мешавад. Чизҳои Қадим бошанд, ҳеҷ иваз намешаванд. Зоти Аллоҳ таъоло [яъне худаш] ва сифатҳояш ингунаанд. Ҳеҷ иваз намешаванд. [Ҳарчанд, дар олам дар ҳодисаҳои физикӣ, ивазшавии вазъи моддаҳо дида мешавад. Дар реаксияҳои кимиёвӣ, моҳияти моддаҳо иваз мешавад. Ҷисмҳо нест шуда ба дигар ҷимҳо табдил меёбанд. Имрӯзҳо, дар тағйироти атомӣ, ва реаксияҳои ядроӣ, модда, елемент ҳам нест шуда ба энергия табдил меёбанд.]  Интавр ивазшавии дунё, аз якдигар ҳосил шуданашон, аз абадӣ намеояд. Инҳо бояд ибтидо дошта, ва аз аввалин моддаҳо ва элементҳо, ки аз ҳеҷ чиз офарида шудаанд, бошанд.

Далели мумкин будани дунё, яъне вуҷуд надошт, аммо вуҷуд дошта метавонад, ҳодис будани дунёст. Яъне, вуҷуд доштани ҳама чизе, ки вуҷуд надошт. [Вуҷуд, ҳаст шудан аст. Се намуди вуҷуд ҳаст: Якумаш, **(Воҷибул вуҷуд)** аст. Яъне ҳастие, ки бояд бошад. Ҳамеша ҳаст. Аз ибтидо то интиҳо нест намешавад. Танҳо Аллоҳ таъоло воҷибул вуҷуд аст. Дуюм, **(Мумтаниъул вуҷуд).** Яъне, Ҳаст намешавад. Ҳамеша бояд набошад. Шарики борӣ ҳамин тавр аст. Яъне, мисли Аллоҳ таъоло Худои дигаре буда наметавонад. Сеюм, **(Мумкинул вуҷуд)**. Яъне, буда ва ҳам набуда метавонад. Тамоми оламҳо ва махлуқот ҳамин тавранд. Баръакси калимаи **(Вуҷуд),** калимаи **(Адам)** аст. Маънои адам, нестист. Оламҳо, яъне ҳама чиз пеш аз ҳаст шудан дам буданд. Яъне вуҷуд надоштанд.]

Мавҷуд, ҳама чизе, ки ҳаст, ду намуд аст. Якум **(Мумкин),** дуюм **(Воҷиб).** Агар мавҷуд фақат мумкин мебуд ва воҷибул вуҷуд намебуд, ҳеҷ чиз ҳаст намешуд. [Чунки, ҳаст шудани чизе вуҷуд надошт, як ҳодисаи ивазшавист. Мувофиқи қонунҳои физикӣ, барои ягон ивазшавии ҷисм, бояд ба ҷисм ягон қувваи беруна таъсир кунад. Ва ин қувва ҳам аз ибтидо бояд мавҷуд бошад.] Аз ҳамин сабаб, мавҷуде ки

мумкин аст, худ аз худ ҳаст шуда ва буда наметавонад. Ба ӯ ягон қувва таъсир намекард, ҳамеша дар нестӣ мемонд.Ҳаст шуда наметавонист. Вақте худашро ҳаст карда наметавонад, албатта, ки дигар мумкинҳоро ҳам халқ карда наметавонад. Офаридгори мумкинҳо, худаш воҷибул вуҷуд буданаш лозим. Ҳаст шудани оламҳо, вуҷуд доштани як офаридгореро нишон медиҳад, ки дунёро аз нестӣ ҳаст кард. Мебинем, ки на ҳадис на мумкин, балки офаридгори ҳамаи мумкинҳо танҳо воҷибул вуҷуд аст. Ӯ қадим аст. Яъне ҳамеша буд. Маънои воҷибул вуҷуд ин вуҷудаш аз дигарон не, балки аз худаш аст. Яъне худ ба худ ҳамеша ҳаст. Аз тарафи касе ё чизи дигар офарида нашудааст. Агар ин тавр набошад, ҳадис ва мумкин бошад, аз тарафи кас ё чизи дигар офарида шуданаш лозим. Ва ин як натиҷаи баръакси фикр аст. Дар форсӣ калимаи **(Худо)** маънои худ аз худ вуҷуд дошта, яъне қадимро дорад. [Дар қисми 1, моддаи 6, саҳифаи 74 – и китобамон маълумоти бештаре мавҷуд аст. Лутфан хонед!]

Дар як низоми ҳайратовар будани оламҳоро мебинем. Илм ҳам ҳар сол дорад чизҳои нав меёбад. Офаридгори ин низом, **(Ҳай), (Алим)** донанда, **(Қодир)** тавоно, **(Мурид), (Самӣ)** шунаванда, **(Басир)** бинанда, **(Мутакаллим)** гӯянда ва **(Холиқ)** халқкунанда буданаш лозим. Чун, мурдан, ҷоҳил будан, нотавонӣ ва ба зӯр анҷом додан, карӣ ва кӯрӣ ва сухан нагуфтан нуқсон ва чизҳои шармоваранд. Офаридгоре ки ин коинотро, ин дунёро болои ин низоми мӯҳташам офарид ва аз нест шудан ҳифз мекунад, ин нуқсонҳоро доштанаш ғайриимкон аст.

[Аз атомҳо сар карда то ситораҳо тамоми ҳастӣ бо як ҳисоб ва қонун офарида шудаанд. Низоми қонунҳо ва робттаҳое, ки дар физика, кимиё, астрономия ва биология кашф мешаванд, ақлҳоро дар ҳайрат меорад. Ҳатто Дарвин (вақте нозукиҳои сохти чашмро фикр мекунам, аз ҳайрат лол мемонам) мегуфт. 78% и ҳаво азот ва 21% оксиген ва 1% газҳои дигар мебошанд. Онҳо пайвастагӣ нестанд, омехтаанд. Оксиген аз 21% зиёд мешуд, ҷигарҳоямонро месӯзонд. Аз 21% кам мебуд, моддаҳои хӯрокро дар хун нест намекард. Инсонҳо ва ҳайвонҳо зиста наметавонистанд. Ин ин миқдор, яъне 21%, дар ҳама ҷост ва дар борон ҳам иваз намешавад. Ин як неъмати бузург аст. Оё ин вуҷуд доштан, қудрат ва марҳамати Алоҳ таъолоро нишон намедиҳад? Ғайри ин аҷоибот, сохти чашм ҳеҷ дар ақл намеғунҷад. Оё дар офаридгори ин ҳама қонунҳо, ҳисобҳои нозук ва формулаҳои илм ҳеҷ сифати бонуқсон буда метавонад?]

Ғайр аз ин, сифатҳои камолро дар махлуқот ҳам мебинем. Инҳоро дар махлуқот офаридааст. Агар ин сифатҳо дпр худаш намебуд, дар махлуқот чихел меофарид. Дар худаш намебуд, махлуқот аз Ӯ боло мешуданд.

Боз мегӯем, ки дар офаридгори ҷаҳон, ҳама сифатҳои камол, олӣ вуҷуд доштанаш ва сифатҳои бонуқсон вуҷуд надоштанаш лозим. Чун, нуқсондор ва нопок Худо буда наметавонад.

Агар ин далелҳои ақлониро як тараф бимонем, оятҳои карима ва ҳадисҳои шариф ҳам, соҳиби сифатҳои камол будани Аллоҳ таъолоро ошкору равшан нишон медиҳанд. Ба ин шубҳа кардан, ҷоиз нест. Шубҳа кардан сабаби куфр мешавад. Ҳашт сифати дар боло овардашударо **(Сифати субутия)** мегӯянд. Яъне сифати субутияи Аллоҳ таъоло ҳашт аст. Аллоҳ таъоло тамоми сифатҳои камол дорад. Дар зот ва сифатҳои Аллоҳ таъоло ҳеҷ як нуқсон, сардаргумӣ ва тағйирот нест. **(Сифати Зотия)** ва **(Сифати Бутуния) –** ро **(Сифатҳои Улуҳият)** мегӯянд. Оне, ки дар махлуқот вуҷуд доштани сифати улуҳиятро бовар дорад, мушрик аст.

## - 3 -
## ШАРТҲОИ ИСЛОМ

Бо ёрии Аллоҳ таъоло, ки нигоҳдорандаи ҳастии тамоми оламҳост, ҳар дам ҳозир ва нозир ва диҳандаи тамоми хубиҳову неъматҳост, ба фаҳмондани сухани муборaки Пайғамбарамон “саллаллоҳу ъалайҳи васаллам” оғоз мекунем.

Имоми қаҳрамони мусалмонон, аз бузургони Асҳоби Киром, машҳур бо сухани рост гуфтан, Уммар бин Хаттоб “разияллоҳу анҳ” мефармояд:

(Рӯзе, баъзе аз Асҳоби кироm дар назд ва хизмати Расулуллоҳ “саллаллоҳу ъалайҳи васаллам” будем). Он рӯз, он соат, он қадар рӯзи бошараф ва пурқиммат ва такрорнашаванда буд. Он рӯз дар сӯҳбати Расулуллоҳ, дар наздаш будан, рӯҳҳоро ғизо ва ҷонҳоро завқу сафо диҳанда дидори ҷамоли муборакашон насиб шуда буд. Барои фаҳмондани шараф ва пурқимматии ин рӯз, (Он рӯзе буд, ки ... ) гуфтанд. Оё аз ин рӯз, ки Ҷабраил ъалаҳисалломро дар шакли инсон дидан, овозашро шунидан, маълумоти барои бандаҳо заруриро зебо ва кушоду равшан аз забони муборaки Расулуллоҳ “саллаллоҳу

таъоло ъалайҳи васаллам” шунидан насиб мешавад, вақти пуршараф ва пурқиммате ҳаст?

(Он рӯз марде наздамон омад, мисли баромадани моҳ. Либосҳояш сап сафед ва мӯйҳояш сиёҳ буд. Дар вай хоку чанг ваё аломатҳои сафар дида намешуд. Аз мо, асҳоби Расулуллоҳ “саллаллоҳу ъалайҳи васаллам”, ӯро касе намешинохт. Яъне каси дида ваё медонистаамон набуд. Дар ҳузури Расулуллоҳ “саллаллоҳу ъалайҳи васаллам” нишаст. Зонуҳояшро бо зонуҳои муборaки Расулуллоҳ наздик кард). Ин, Ҷабраил ном малоика буд. Дар шакли инсон даромада. Ин тавр нишастани Ҷабраил ъалайҳисаллом адабро риоя накунад ҳам, чизи муҳимеро мефаҳмонд. Яъне барои илми динӣ омӯхтан, шарм доштан дуруст набудан ва барои устод ғурур ва кибр назебиданашро нишон медод. Ҷабраил ъалайҳисаллом хост Асҳоби киромро нишон диҳад, ки ҳар кас дар дин чизҳои омӯхтан мехостагиашро бе шарм, озодона аз муаллимон пурсиданаш лозим аст. Чун дар омӯхтани дин, шарм доштан ва дар омӯхтану омӯзондану пардохти ҳаққи Аллоҳ таъоло дилгир шудан дуруст нест.

(Он марди шариф, дастҳояшро болои зонувони муборaки Расули Акрам “саллаллоҳу ъалайҳи васаллам” гузошт. Аз Расулуллоҳ пурсида гуфт: **эй Расулуллоҳ! Ба ман исломиятро бифаҳмон**).

**(Ислом),** дар луғат ин таслим шудан аст. Расулуллоҳ “саллаллоҳу ъалайҳи васаллам” калимаи исломро, номи панҷ амал дар исломият номида баён намуданд:

Расули Акрам “саллаллоҳу ъалайҳи васаллам” фармуданд ки:

1 – Яке аз аввалин шартҳои Ислом **(Калимаи шаҳодат овардан аст).** Калимаи шаҳодат овардан, ин **(Ашҳаду ан ла илаҳа иллаллаҳ ва ашҳаду анна Муҳаммадан ъабдуҳу ва расулуҳ)** гуфтан аст. Яъне одами боақл ва болиғ, ки сухан гуфта метавонад. Бояд **(Дар замину Осмон ғайри Ӯ касе лоиқи ибодат нест ва ҳаққи ибодат карданро надорад. Маъбуди ҳақиқӣ танҳо Аллоҳ таъолост).** Ӯ воҷибул вуҷуд аст. Ҳама бартарӣ дар Ӯст. Дар Ӯ ҳеҷ як нуқсоне нест. Гуфтани, номи Ӯ **(Аллоҳ)** аст ва бо қалб бовар кардан аст. Ва боз, он марди гулобипӯст, сафеду дурахшону дӯстдоштанӣ ва сурхчеҳра ва қошсиёҳу чашмсиёҳ, пешонакалон, бо хулқи зебо, касе ки сояаш ҳаргиз ба замин намеафтад, ширинсухан, касе, ки барои дар Арабистон, дар Макка таваллуд шуданаш араб садояш мекунанд, аз авлоди Ҳошим **(Зоти муборак, ки номаш Муҳаммад писари Абдуллост, банда ва расули Аллоҳ таъолост, яъне**

**Пайғамбар аст).** Писари Омина духтари Ваҳҳоб аст. [Соли 571 – и мелодӣ, 20 – уми моҳи Апрел, субҳи Душанбе, ҳангоми дамидани субҳ] дар шаҳри Макка ба дунё меояд. Ва дар синни чил солагӣ ба пайғамбарӣ баргузида шуд. Ин солро **(Сол ё санаи Биъсат)** мегӯянд. Пас аз ин, сездаҳ сол одамонро дар Макка ба дини Ислом даъват кард. Бо амри Аллоҳ таъоло ба Мадина ҳиҷрат кард. Дар ин ҷо, исломиятро ба ҳар тараф паҳн кард. Баъди даҳ соли ҳиҷрат, яъне Июни соли 632 – и мелодӣ, Душанбеи дувоздаҳуми моҳи Рабиул Аввал дар Мадина вафот мекунад. [Мувофиқи таърихнависон, замони ҳиҷрат аз Маккаи мукаррама ба Мадинаи мунаввара, соли 622 – и милодӣ, Панҷшанбеи 27 – уми моҳи Сафар, наздики бегоҳ, ба ғори Савр медароянд. Шаби Душанбе аз ғор баромада, 8 – уми моҳи Рабиул Аввал (27 – уми Сентябр бо тақвими Григорӣ ва 7 – уми Сентябр бо тақвими Ҷулианӣ ) ба Мадина деҳаи Кубо мерасанд. Ин рӯзи хуш, оғози соли мусалмонон, **(Ҳиҷри Шамсӣ),** шуд. Оғози соли ҳиҷри шамсии шиъаҳо, аз ин шаш моҳ пеш аст. Яъне, 20 – уми март, ҷашни Наврӯз, ки иди оташпарастон аст. Шабу рӯзи панҷшанбе дар Кубо монда, рӯзи Ҷумъа ба роҳ баромад ва ҳамон рӯз ба Мадина расид. Вай рӯзи якуми моҳи Муҳаррам, оғози солшумории **(Ҳиҷри Қамарӣ)** қабул шуд. Ин, Ҷумъаи 16 – уми моҳи Июл буд. Ҳар соли Ҳиҷрӣ Шамсӣ, ки ба оғози соли мелодӣ рост меояд, 622 сол пеш аз соли нави мелодист. Ва ҳар соли мелодӣ, ки ба оғози соли Ҳиҷри Шамсӣ рост меояд, аз соли нави Ҳиҷрӣ-Шамсӣ 621 сол баъдтар аст.]

2 – Дуюмин шарти ислом, мувофиқи шартҳову фарзҳо, ҳар рӯз панҷ маротиба **(дар вақтҳои муайян намоз хондан аст).** Ҳар як мусалмонро фарз аст, ки ҳар рӯз панҷ маротиба дар вақтҳои муайян намоз гузорад. Агар тақвими хато тайёркардашудаи ҷоҳилонро риоя карда намозро аз вақташ пештар хонем, гуноҳи бузург аст ва намоз саҳеҳ намешавад. Ва ҳам сабаби дар вақти кароҳат хондани намозҳои суннати аввали пешин ва фарзи мағриб мегардад. [Вақти намоз, бо азон хондани муаззин маълум мешавад. Чизҳои хондаи кофирон ва аҳли бидъатро **(Азони Муҳаммадӣ)** гуфта намешавад.] Намозҳоро бо диққат додани фарзҳо, воҷибҳо, суннатҳо ва бо додани қалб ба Аллоҳ таъоло, дар вақташ гузошта мешавад. Дар Қуръони Карим, намозро **(Салат)** мегӯянд. Салат дар луғат, маънои дуо кардани инсонҳо, истиғфор кардани малоикаҳо, меҳрубонӣ ва марҳамат кардани Аллоҳ  таъолост. Дар исломият, дар китобҳои илми ҳол, маънои **(Салат)**, ҳаракатҳои махсус кардан ва чизҳои махсус хонданро дорад. Намоз гузоштан бо **(такбири ифтитоҳ)** оғоз меёбад. Яъне, мардҳо

дастҳояшонро то гӯшҳояшон бардошта ба таги шикам ва занҳо дастҳояшонро то китфашон бардошта сипас дар поёни қафаси сина гузошта **(Аллоҳу Акбар)** мегӯянд. Дар нишасти охирон, сарро ба росту чап гардонда, салом дода ба охир мерасонанд.

3 – Сеюмин шарти Ислом, **(Закоти молро додан аст).** Маънои луғавии закот, тозагӣ ситоиш кардан ва ба ҳоли хубу зебо омадан аст. Дар исломият закот, ин: барои шахсест, ки аз эҳтиёҷоти худ ва миқдори муайяни закоти мол, ки нисоб ном дорад, зиёд мол дорад, як миқдори мушаххаси молашро бояд ҷудо карда ба дигар мусалмонон, ки Қуръони карим фармудааст, бидиҳад. Закот ба ҳафт тоифаи мардум дода мешавад. Дар чаҳор мазҳаб, чаҳор намуд закоти мол вуҷуд дорад. Закоти тиллову нуқра, закоти моли тиҷорат, закоти ҳайвони чорпо, ки зиёда аз ним сол дар саҳро чаридааст, ва закоти маҳсулоти замин. Ин закоти чаҳорумро **(Ушр)** меноманд. Аз замин маҳсул гирад нагирад ҳам бояд ушр диҳад. Ва дигар се закот, як сол баъд аз миқдори нисобро гузаштан дода мешаванд.

4 – Чаҳорум шарти Ислом, **(Дар моҳи шарифи Рамазон рӯза доштан аст).** Рӯза доштанро **(Савм)** мегӯянд. Савм дар луғат, як чизро аз чизи дигар муҳофизат кардан аст. Дар исломият бошад, дар моҳи Рамазон, аз сабаби амр кардани Аллоҳ таъоло, ҳар рӯз, худро аз се чиз муҳофизат кардан аст. Ин се чиз, хӯрдан, нӯшидан ва ҷимоъ мебошад. Моҳи Рамазон, бо дидани ҳилол [моҳи нав] дар осмон оғоз меёбад. Бо ҳисоб кардани тақвим сар намешавад.

5 – Панҷумин шарти Ислом, **(касоне, ки тавонашро доранд, дар умраш як бор ҳаҷ кардан аст).** Барои одами тавонманд, ки барои ба шаҳри Макка рафтан ва омадан ва барои дар ин муддат рӯзгузаронии оилааш пулу сарват дорад, тавофи Каъбаи муаззама ва ист кардан дар майдони Арафот фарз аст.

Он мард ин ҷавобҳоро шунида, гуфт: **(Дуруст гуфтӣ эй Расулуллоҳ).** Ва Умар "разияллоҳу анҳ" он замон дар ҳайрат мондани Асҳоби Киромро, мегӯяд. Чун, ҳам савол медиҳад ва ҳам ҷавоби додашударо тасдиқ мекунад. Як чизро пурсидан, ин хоҳиши омӯхтани чизи нав аст. Дуруст гуфтӣ бошад, инҳоро донистанатро нишон медиҳад.

Аз шартҳои дар боло оварда шуда, аз ҳама аввал, **(Калимаи шаҳодат)** гуфтан ва маънояшро бовар кардан аст. Баъдан, намоз гузоштан аст. Баъд аз вай рӯза доштан ва баъд ҳаҷ кардан аст. Ва аз

ҳама охир закот додан аст. Ин якдилона баландтарин будани Калимаи Шаҳодатро тасдиқ мекунад. Ва дигар чаҳор шартҳо, мувофиқи бисёре аз олимон, бо тариқи зайласт, ки дар боло овардем. Калимаи шаҳодат аз ибтидои мусалмонӣ ва аввалан шуда фарз шуд. Панҷ вақт намоз, дар соли дувоздаҳуми биъсат ва як солу чанд моҳ пеш аз ҳиҷрат, дар шаби меъроҷ фарз шуд. Рӯзаи моҳи шарифи Рамазон, дар соли дуввуми ҳиҷрат, дар моҳи Шаъбон фарз шуд. Закот, соле ки рӯза фарз шуд, дар моҳи Рамазон фарз шуд. Ва Ҳаҷ бошад, соли нуҳуми ҳиҷрат фарз шуд.

Касе аз ин панҷ шарт якеашро инкор мекунад, яъне бовар ва қабул накарда, баръакс масхара карда, эҳтиром накунад, наъузубиллоҳ кофир мешавад. Мисли инҳо, касоне ки ҳалолу ҳаром, ки кушоду равшан маълум аст, қабул намекунад, яъне ҳалолро ҳаром ва ҳаромро ҳалол мегӯянд, кофир мешаванд. Касоне, ки маълумоти зарурии динии ба ҳама маълум, ки ҳатто ҷоҳилон ҳам шунидаанд, якеашро инкор нағз надида инкор кунанд, ҳам кофир мешаванд.

[Масалан, хӯрдани гушти хук, нушидани шароб, қиморбозӣ ва ба берун баромадани занҳои сарлучу нимаурён, мардҳое ҳам, ки макони авраташон пӯшида нест (аз зону то шикам) ҳаром аст. Яъне инҳоро Аллоҳ таъоло мамнуъ кард. Барои ҳар як мусалмон фарз аст, ки макони авраташро, ки аз тарафи чор мазҳаби ҳақ маълум шудааст, пӯшонад. Ва ин маконҳоро нигаристани дигарон ҳаром аст. Дар **(Кимиёи Саодат)** омадааст, ки (барои занон, ки бо сару муй, дасту пойҳои кушода берун баромадан ҳаром аст, инчунин бо либосҳои тунук, танг, пур аз ороиш ва хушбуй берун баромадан ҳам ҳаром аст. Падару модар, бародар ё шавҳаре ки барои ингуна берун баромадан мусоидат ва розӣ мешаванд дар гуноҳ ва азобаш шарик мешаванд). Яъне дар ҷаҳаннам баробар месӯзанд. Агар тавба кунанд, авф мешаванд ва намесӯзанд. Аллоҳ таъоло тавбакунонро дӯст медорад. Муносибат накардани духтарони боақл ва болиғ бо писарони бегона, соли сеюми ҳиҷрӣ амр шуд. Ба ҷосусону ҷоҳилони ба доми онҳо афтода ки мегӯянд, занҳо пеш аз ин маҷбур набуданд худро пӯшонанд, ва инро олимони фиқҳ баровარданд, набояд бовар кард.

Оне, ки даъвои мусалмонӣ мекунад, бояд донад, ки амалаҳояш мувофиқи исломият ҳаст ё на. Агар надонад, аз олимони Аҳли Суннат пурсиданаш ваё аз китобҳои онҳо омӯхтанаш лозим. Амал бо исломият мувофиқ набошад, аз гуноҳ ва куфр наҷот ёфта наметавонад. Ҳар рӯз, тавбаи ҳақиқӣ карданаш лозим. Тавбакунанда, гуноҳ ва куфраш

муҳаққақ авф мешавад. Тавба накунад, дар дунё ва охират азобашро, яъне ҷазояшро мебинад. Мусалмоне, ки гуноҳи бузург анҷом медиҳад, ба миқдори гуноҳаш азоб кашида, аз ҷаҳаннам бароварда мешавад. Ва он кофирону бехудоёне, ки ба Аллоҳ таъоло бовар надошта барои нест кардани исломият кӯшиш мекунанд, дар ҷаҳаннам абадӣ месӯзанд.

Ҷойҳое, ки мардону занон дар намоз ва ҳар ҷои дигар бояд пӯшонанд, **(Маҳали Аврат)** мегӯянд. Маҳали авратро кушодан ва ба маҳали аврати каси дигар нигоҳ кардан ҳаром аст. Оне, ки дар исломият маҳали аврат нест мегӯяд, кофир мешавад. Дар иҷмаъил, яъне дар чаҳор мазҳаб, касе ки кушодани маҳали аврат ва нигаристан ба маҳали аврати каси дигарро ҳалол гуфта, аҳамият надода, аз азоб наметарсад кофир мешавад. Занҳое, ки маҳали авраташонро кушода дар назди мардҳо суруд мехонанд, ҳамин тавранд. Дар мазҳаби Ҳанбалӣ, маҳали байни зону ва ронҳои по маҳали аврат нестанд.

Оне, ки (ман мусалмонам) мегӯяд, шартҳои имон ва ислом ва фазҳову ҳаромҳоеро, ки иҷмои чаҳор мазҳаб муайян кардааст, бояд омӯзад ва аҳамият диҳад. Надонистанаш узр намешавад. Яъне мисли, донista ва бовар накардан аст. Ғайр аз рӯй ва дастҳои занҳо, дигар ҷойҳо дар чаҳор мазҳаб аврат аст. Оне ки маҳали дар яке аз ин мазҳабҳо маҳали аврат нест мекушояд, кофир нашавад, ҳам мувофиқи мазҳаби худаш гуноҳ анҷом додааст. Маҳали зону ва ронҳои пои мардон ҳамин гунааст. Оне ки намедонад, омӯхтанаш фарз аст. Баъди омӯхтан, дарҳол бояд тавба карда пӯшонад.

Дурӯғ гуфтан, ғайбат, ифтиро, дуздӣ, ҳилаву найранг, хиёнат, қалб шикастан, фитна, моли каси дигарро беиҷозати вай истифода бурдан, ҳаққи коргарро надодан, ба давлат исён кардан, яъне ба қонунҳо ва ҳукумат зид баромадан, андозҳоро насупоридан ҳам гуноҳ аст. Инҳоро бар зидди кофирон ваё дар давлатҳои ғайримусалмон анҷом додан ҳам ҳаром аст. Надонистани маълумотҳои на он қадар машҳур ё зарурӣ аз тарафи ҷоҳилон, куфр намешавад, вале фисқ яъне гуноҳ мешавад.] Ба саҳ. 475 нигаред!

## -4-
## ШАРТҲОИ ИМОН

(Он мард боз пурсид, эй Расулуллоҳ “саллаллоҳу таъоло ъалайҳи васаллам”! **(Имон чист)** гуфт). Баъди пурсидан ва гирифтани ҷавоб дар бораи исломият, Ҷабраил ъалайҳисаллом аз Расули Акрам

“саллаллоҳу ъалайҳи васаллам” ҳақиқату моҳияти имонро пурсид. Маънои луғавии имон, як касро ростгӯ донистан ва бовар кардан аст. Дар исломият бошад, боварӣ доштан ба ин, ки Расули Акрам “саллаллоҳу ъалайҳи васаллам” пайғамбари Аллоҳ таъолост. Ӯ Набӣ ва аз тарафи Аллоҳ таъоло пайғамбар интихоб шуданааст. Ва инро бо боварӣ, бо қалб гуфтан аст. Ва гуфтаҳои кӯтоҳе, ки аза тарафи Аллоҳ таъоло ба Ӯ омадааст, кӯтоҳ бовар кардан ва гуфтаҳои васеъро васеъ бовар кардан ва калимаи шаҳодат гуфтан аст. Имони боқувват ингунааст: Чи тавре, ки аз сӯзондани оташи бузург мутмаинем, аз заҳр ва куштани мор мутмаинем ва мегурезем, ҳамин тавр сифатҳои Аллоҳ таъолоро бузург диниста ва бовар карда, барои ризо ва дидори ҷамолаш давидан ва аз ғазаб ва азобаш гурехтан лозим. Ва имонро мисли болои мармар навишташуда, солим ва қавӣ дар қалбҳоямон ҷой додан лозим.

Имон ва исломи гуфтаи Муҳаммад ъалайҳисаллом як аст. Боварӣ ба калимаи шаҳодат дар ҳарду ҳам ҳаст. Баъзе фарқиятҳои умумӣ ва хусусӣ дошта бошанд ҳам, дар исломият фарқият надоранд.

Оё имон як чиз аст ё муттаҳидии якчанд чиз? Муттаҳид бошад, аз чи чиз иборат аст? Амалҳо, ибодатҳо аз имон аст ё не? Вақти гуфтани имон дорам, иншааллоҳ гуфтан ҷоиз аст ё нест? Дар имон каму зиёдҳо ҳаст? Имон махлуқ аст? Имон овардан дар дасти инсон аст? Набошад, муъминҳо маҷбур имон оварданд? Агар дар имон, душворӣтва ҷабр бошад, имон овардан чаро амр шуд? Инҳоро ҷудо ҷудо ҷавоб додан, вақти зиёд мегирад. Аз ҳамин сабаб, инҷо ҳар кадомашро алоҳида ҷавоб намедиҳам. Фақат ҳаминро донистан лозим, ки мувофиқи мазҳаби Ашъарӣ ва Муътазила, амр кардани Аллоҳ таъоло ба короҳои иҷро карданашон номумкин, ҷоиз нест. Мувофиқи мазҳаби Муътазила, амр кардани Аллоҳ таъоло ба корҳое, ки иҷро карданашон мумкин аст аммо берун аз тавонии инсон аст, ҷоиз нест. Барои ашъариён ин ҷоиз аст. Дар имону, ибодату амалҳо, Аллоҳ таъоло чизҳое ки бандаҳо наметавонанд, нахостааст. Аз ҳамин сабаб, мусалмоне, ки девона мешавад, ғофил мешавад, хоб меравад ё мемирад, ҳанӯз мусалмон аст, агарчи дар ҳоли тасдиқ кардан набошад.

Дар ин ҳадиси шариф, маънои луғавии имонро назар кардан нашояд. Зеро маънои луғавияш, тасдиқ ва бовар карданро ягон марди одии араб ҳам набуд, ки надонад. Мутмаинан Асҳоби Киром ҳам медонистанд. Аммо Ҷабраил ъалайҳисаллом хост бо пурсидан аз Расулуллоҳ

“саллаллоҳу ъалайҳи васаллам”, чи будани имонро дар исломият, ба Асҳоби Киром фаҳмонад. **(Имон)** ба сухане ки аз тариқи кашф ё виҷдон, бо дарки зеҳнии далел, интихоб шудааст бовар карда, шаш чизи маълумро аз таҳи дил бовар кардан ва ба забон гуфтан аст. Ва Расулуллоҳ “саллаллоҳу ъалайҳи васаллам” ин шаш чизро ин гуна шарҳ доданд:

1 – Яке аз ин шаш чиз, **ба воҷибул вуҷуд ва мабъуди ҳақиқӣ ва офаридгори тамомӣ ҳастӣ будани Аллоҳ таъолоро бовар кардан аст.** Бояд дақиқ бовар кунем, ки танҳо Аллоҳ таъоло ҳама чизе [тамоми моддаҳо, зарраҳо, молекулаҳо, элементҳо, пайвастаҳо, ҷисмҳои органикӣ, ҳуҷайраҳо, ҳаёт, марг, ҳодисаҳо, ҳама намуди қувва, энергияҳо, ҳаракатҳо, қонунҳо, рӯҳ, малоик, ҳама махлуқоти ҷондору беҷон аз ҳеҷ ҷиз офарид ҳар замон онҳоро зинда нигоҳ дошт, танҳо Ӯст], ки дар дунё ва охират, вуҷуд дорад, аз ҳеҷ чиз, ғайриодӣ, беохир ва беназир офарид. Мисли офаридани ҳама чизе [замоне, ки ягон чиз вуҷуд надошт], ки дар дунё ҳаст, [замоне, ки қиёмат мерасад, ҳама чизро дар як дам] боз ҳамаро нест мекунад. Холиқ, Офаридгор, Соҳиб ва Ҳокими ҳама мавҷудот Ӯст. Бояд бовар кунем, ки Ӯро ҳоким, амир ё аз Ӯ бузурге нест. Ҳама бузургӣ, ҳама сифати камол аз Ӯст. Дар Ӯ ҳеҷ як сифати нуқсондор нест. Хостагиашро карда метавонад. Кардаҳояш ҳам фоидаовар барои худаш ё дигарон нест. Барои музд намекунад. Дар ҳар як кори Ӯ, ҳикматҳо, фоидаҳо, лутфу эҳсонҳо ҷой дорад. Ӯ маҷбур нест, ки ба бандаҳояш хайротро аио кунад, ё чизи бафоидаро ато кунад, баъзеҳоро савоб ва баъзеҳоро азоб кунад. Агар, ки тамоми осиёнро ба Ҷаннат равон кунад ҳам, ба фазлу карамаш арзанда аст. Ва агар ҳама обидонро ба ҷаҳаннам гузорад ҳам, ба адолаташ мувофиқ аст. Фақат, мусалмонон ва обидонро ба Ҷаннат равон карда, ба онҳо неъматҳову хйроти абадӣ ва кофиронро дар Ҷаҳаннам азоби абадӣ доданашро шарҳ додаст. Ӯ ваъдаро хилоф намекунад. Тамоми ҷондорон ҳам имон оваранд, ба Ӯ фоидае нест. Тамоми олам кофир бошад, ва итоат накунад ҳам, ба Ӯ зараре нест. Вақте ки банда кореро анҷом додани мешавад, Ӯ ххам хоҳад агар, он чизро меофарад. Офаридгори ҳар як ҳаракати банда, Ӯст. Ӯ нахоҳад ва наофарад, агар ҳеҷ чиз ҳаракат карда наметавонад. Ӯ нахоҳад, агар ҳеҷ кас кофир намешавад. Ҳеҷ кас исён намекунад. Куфру гуноҳонро офарад ҳам, онҳоро дӯст намедорад. Ҳеҷ кас ба корҳои Ӯ зид баромада наметавонад. Ҳеҷ кас қувва ва ҳаққи гуфтани “барои чи ин тавр кард” “ин тавр мешуд агар” ва пурсидани сабабро надорад. Агар хоҳад, оне, ки ҳама гуноҳони кабираро анҷом додааст, ғайри ширку

куфр, мебахшад. Ва хоҳад барои гуноҳи кучак азоб мекунад. Кофиру муртадонро ҳеҷ намебахшад ва онҳоро азоби абадӣ медиҳад.

Мусалмонеро, ки **(Аҳли Қибла)** аст, обид аст, фақат эътиқодаш ба ътиқоди **(Аҳли Суннат)** мувофиқ нест, ва тавба накарда аз дунё гузарад, дар Ҷаҳаннам азоб диҳад ҳам, ингуна мусалмонони **(Соҳиби Бидъат)** дар Ҷаҳаннам абадӣ намемонанд.

Дар дунё, Аллоҳ таъолоро бо чашми сар дидан ҷоиз аст, аммо ҳеҷ кас надидаст. Дар қиёмат, дар маҳшар, кофирон ва муъминони гунаҳкор чеҳраи қаҳр ва ҷалолашро ва муъминони солеҳ чеҳраи лутф ва ҷамолашро мебинанд. Муъминон дар ҷаннат бо сифати ҷамол Ӯро  мебинанд. Малоикаҳо ва занҳо ҳам мебинанд. Кофирон бошанд, аз ин маҳруманд. Тибқи маълумотҳо, ҷинҳо ҳам маҳрум мебошанд. Мувофиқи бархе аз олимон, (муъминони солеҳ ҳар субҳу шом, муъминони дараҷаи поинтар бошад, ҳар рӯзи Ҷумъа, ва занҳо бошанд, мисли идҳои дунё, дар соле чанд маротиба ба таҷаллои ҷамол ва руъият мушарраф хоҳанд гашт).

[Шайх Абдулҳақи Деҳлавӣ[3], дар китоби форсии **(Такминул Имон)** мефармояд, ки: Дар ҳадиси шарифе омадааст, ки **(Рузи Қиёмат, Парвардигоратонро, мисли дидани моҳ дар рӯзи чаҳордаҳум, мебинед!).** Чи тавре ки, Аллоҳ таъолоро дар дунё дар ноаён медонем, ҳамин тавр да охират ноаён дида мешавад. Олимони бузурги мисли Абулҳасани Ашъарӣ, Имом Суютӣ ва Имом Байҳақӣ бар ин назаранд, ки малоикаҳо ҳам дар Ҷаннат, Аллоҳ таъолоро мебинанд. Имоми Аъзам Абуҳанифа ва дигар олимон, ба ин назаранд, ки ҷинҳо савоб намегиранд ва ба ҷаннат намераванд, аммо ҷинҳои муъмин аз ҷаҳаннам наҷот меёбанд. Занҳо, мисли идҳои дунё, дар соле чан маротиба ва муъминони комил ҳар субҳу шом, ва дигарон рӯзҳои ҷумъа ҷамоли Аллоҳ таъолоро мебинанд. Аммо муждагоние барои занҳо, малоикаҳо ва ҷинҳои муъмин вуҷуд дорад. Занҳои тоҳира, комила ва орифа мисли Фотимаи Заҳро, Хадиҷаи Кубро, Оишаи Сиддиқа, Марям ва Осия “разияллоҳу таъоло анҳунна аҷмаъин”, аз дигар занҳо мустасно мебошанд. Инро Имом Суютӣ ҳам ишорат кардааст.]

Дидани ҷамоли Аллоҳ таъолоро бояд бовар кард, чи тавр диданашро фикр набояд кард кард. Чун корҳои Аллоҳ таъолоро бо ақл дарк наметавон кард. Ба корҳои дунё монанд нест. [Ва аз рӯи меъёрҳои физикӣ ва химикӣ чен карда намешавад.] Касе муқобили

3 Абдулҳақи Деҳлавӣ соли 1052 [1642 – и мелодӣ] дар Деҳли вафот кардааст.

ҷиҳати Аллоҳ таъоло истода наметавонад.. Ӯ модда нест. Ҷисм нест. [Элемент нест, омехта, пайвастагӣ нест.] Шумурдашаванда нест. Чен карда намешавад. Ҳисоб карда намешавад. Замон надорад. Ибтидо ва интиҳо, пешу қафо ваё болову поён надорад. Аз ҳамин сабаб, фикр, дониш ва ақли инсон, ҳеҷ кори Ӯро дарк карда наметавонад. Чи тавр дидани Ӯро ҳам дарк карда наметавонад. Бо ин ки, калимаҳои мисли даст, пой, ҷиҳат, ҷой, ки барои Аллоҳ таъоло ҷоиз нест, дар оятҳову ҳадисҳо омадаанд, ингуна ки мо мефаҳмем ва медонем нест. Ин оятҳову ҳадисҳоро **(Ташбеҳот)** мегӯянд. Инҳоро бояд бовар кунем, ва барои фаҳмидани чи ва чи тавр буданашон набояд талош кунем. Инҳоро ба таври кӯтоҳ ваё васеъ **(таъвил)** меноманд. Яъне, маъноҳои дигари барои Аллоҳ таъоло арзанда доранд. Барои мисол, даст ин қудрат ва қувва буда метавонад.

Муҳаммад ъалайҳисаллом, Аллоҳ таъолоро дар меъроҷ мушоҳида кард. Аммо ин мисли дидан бо чашми сар нест. Касе, ман Аллоҳ таъолоро дидам, гӯяд, зиндиқ аст. Дидани авлиёҳо "қаддасаллоҳу таъоло асрораҳум аҷмаъин", мисли дидани дунё ва охират нест. Яъне **(Руъёт)** нест. Дар онҳо **(Шуҳуд)** ба вуҷуд меояд. [Яъне, бо чашми қалб мисолашро мебинанд.] Агар касе аз авлиёи киром дидам гӯфта бошанд ҳам, дар ҳолати сакр, дар ҳолате, ки ҳушашон дар сарашон набуд, шуҳудро бо руъёт иштибоҳ кардаанд. Набошад, инҳо суханои таъвилӣ ва фаҳмоанд.

**Савол:** Дар боло дидани Аллоҳ таъоло бо чашми сар ҷоиз аст, зикр шуд. Пас чаро касе ки чизи имкондошта рух дод гӯяд, зиндиқ шавад? Агар инсон бо инро гуфтан кофир шавад, пас метавон гуфт, ки ин ҷоиз аст?

**Ҷавоб:** Ҷоиз дар луғат ин ба маънои шуданаш имкон дорад ҳам надорад, омадааст. Дар мазҳаби Ашъарӣ [1], ҷоиз будани руъё инаст ки: Аллоҳ таъоло қодир аст, ки ҳисси тамоман дигари дидан дар ин дунё офарад, ки аз дидани наздик ё рӯ ба рӯ ваё қонунҳои физикӣ фарқ мекунад. Масалан, Ӯ қодир аст, ки пашаеро ки дар Андалус қарор дорад, ба кӯре ки дар Чин аст, нишон диҳад ва ин ҷоиз аст. Ин қувва хоси Аллоҳ таъолост. Дуюм, Аллоҳ таъолоро дар дунё дидан, зидди оятҳои карима ва суханони олимон аст. Аз ин сабаб, касе, ки инро мегӯяд, **(Мулҳид)** ваё **(Зиндиқ)** мешавад. Сеюм, ҷоиз будани рӯё, маънои дидан бо қонунҳои физикӣ дар дунё ҷоиз астро надорад. Дар ҳоле ки, гуфтани Аллоҳ таъолоро дидам, ин мисли дидани дигар

чизҳост. Ва ин дидан ҷоиз нест. Касе ки ингуна чизҳоро, ки сабаби куфр мешаванд, мегӯяд, мулҳид ваё зиндиқ аст. [Ҳазрати Мавлоно Холид], баъди ин ҷавобҳо (диққат кунед!) мефармояд, Ҳамин тавр, ишора ба саҳеҳии ҷавоби дуюм мекунад. [**(Мулҳид)** ваё **(Зиндиқ)** худашонро мусалмон мегӯянд. **(Мулҳид)** дар гапаш самимист. Ба мусалмон ва дар роҳи рост буданаш бовар дорад. **(Зиндиқ)** бошад, душмани Ислом аст. Барои аз дарун нест кардани исломият, худашро ба зоҳир мусалмон гуфта мусалмононро фиреб медиҳад.]

Гузаштани вақт, рӯз ё шаб аз болои Аллоҳ таъоло ғайримкон аст. Аз сабаби ҳеҷ иваз нашудани Аллоҳ таъоло, аз ягон ҷиҳат Ӯ дар гузашта ин хел буд, ваё дар оянда ин тавр аст, гуфта наметавонем. Ӯ ба ҳеҷ чиз нуфуз намекунад. Бо ҳеҷ чизе якҷо намешавад. [Гурӯҳи шиаҳое бо номи **Нусайрӣ**, ки мегӯянд Аллоҳ таъоло ба ҳазрати Али ҳулул кардааст, кофиранд.] Аллоҳ таъолоро мухолиф, муқобил, монанд, шарик, дастёр ё роҳнамое нест. Ӯ ҳаргиз модар, падар, писар, духтар ё ҳамсаре надошт. Ҳама вақт, бо ҳама ҳозир ва нозир аст. Ӯ ба ҳама аз шоҳраг дида наздиктар аст. Фақат, ҳозир буданаш, иҳота карданаш ва наздик буданаш мисли фаҳмиши мо нест. Наздикии Ӯро бо илму ақли олимон, бо кашф ва шуҳуди авлиёҳо "қаддасаллоҳу таъоло асрораҳум аҷмаъин" фаҳмида намешавад. Ақли инсон барои дарки маънии аслии инҳо қодир нест. Аллоҳ таъоло дар зот ва сифаташ як аст, дар онҳо ҳеҷ гоҳ ивазшавӣ ва дигаргунӣ намешавад. Ҷилди як, мактуби 46 – уми Тафаккуру фи алаиллаҳи ва ла тафаккуру фи затиллаҳи – ро хонед.

Исмҳои Аллоҳ таъоло **(Тавқифӣ)**анд. Яъне исмҳое ки исломият муайян кардааст гуфтанашон ҷоиз ва ғайри инҳоро гуфтан ҷоиз нест. [Масалан, Аллоҳ таъолоро олим метавон гуфт, аммо фақеҳ на. Чун, исломият Аллоҳ таъолоро фақеҳ нагуфтааст. Ҳамин тавр, ба ҷои номи Аллоҳ, Худо гуфтан ҷоиз нест. Чунки Худо ин маънои илоҳ, маъбудро дорад. Аммо мисол, маъбуд ё худои ҳиндуҳо гов аст. Дар дигар забонҳо калимаҳои "Dieu", "Gott", "God" – ро ба маънои худо, маъбуд истифода мебаранд. Аммо ба ҷои номи Аллоҳ истифода бурда намешавад.]

Исмҳои Аллоҳ таъоло беохир аст. Гуфта мешавад, ки ҳазору як ном дорад. Яъне ҳазору як номаш ба инсон маълум аст. Дар дини Муҳаммад ъалайҳиссалом, аз ин наваду нуҳ тоаш истифода мешавад. Онҳоро **(Асмаул Ҳусно)** мегӯянд.

**(Сифати зотия)** – и Аллоҳ таъоло шаш аст. [Онҳоро дар боло

овардем.] **(Сифати субутия)** бошад, мувофиқи мазҳаби **(Мотуридия)** ҳашт аст. Мувофиқи мазҳаби **(Ашъария)** бошад, ҳафт аст. Ин сифатҳо ҳам, мисли сифатҳои зотия, азалӣ ва абадист. Яъне то абад ҳастанд. Муқаддасанд, на ба мисли сифатҳои махлуқот. Бо ақл ва фикр, бо махлуқоти дунё муқоиса ё монанд карда, фаҳмида намешавад. Аллоҳ таъоло аз ин сифатҳо ба инсон яктоӣ намуна эҳсон кардааст. Инҳоро дида, сифатҳои Аллоҳ таъолоро камтар фаҳмида метавонем. Аз сабабе ки инсон Аллоҳ таъолоро намефаҳмад, Ӯро фикр кардан, ва талош кардан барои фаҳмидан, ҷоиз нест. Ҳашт сифати субутияи Аллоҳ таъоло, бо зоти Ӯ яксон ё дигаргуна нест. Яъне сифатҳо зоти Ӯ нест ва ғайр аз Ӯ ҳам нест. Ин ҳашт сифат:

**Ҳаёт, Илм, Самъ, Басар, Қудрат, Калом, Ирода** ва **Таквин** мебошанд. Дар мазҳаби Ашъария, сифати таквин ва қудрат як аст. Машия ҳам маънои иродаро дорад.

Ҳар як сифати Аллоҳ таъоло ягона ва беназиранд. Дар ягонтоаш тағйирот нахоҳад шуд. Фақат, ҳар кадомаш аз ҷиҳати таалуқоти махлуқот, фарқ мекунад. Аммо ин фарқият ягонагии ӯро зарар намерасонад. Ҳамин тавр, Аллоҳ таъоло ин қадар махлуқоти гуногун офарид ва ҳамашро ҳар замон аз нест шудан нигоҳ медорад. Фақат, Ӯ ягона аст. Дар Ӯ ивазшавӣ нахоҳад шуд. Ҳама махлуқот ҳар замон, аз ҳар ҷиҳат ба Ӯ мухтоҷанд.

2 – Дуюм чизе, ки бояд ба ӯ бовар кард, **(боварӣ ба малоикаҳост).** Малоика ин фиристода ё хабаррасон ё қувват маъно дорад. Малоикаҳо ҷисманд. Латифанд. Аз ҳолати газ дида бисёртар латифанд. Нуронианд.Зиндаанд. Боақланд. Бадиҳое, ки дар инсон аст, дар малоик вуҷуд надорад. Дар ҳама шакл буда метавонанд. Мисле ки газҳо, моеъҳо ва сахт, ки шакл доранд, малоик ҳам шаклҳои зебо гирифта метавонанд. Малоик ин рӯҳҳои аз бадани инсонҳои бузург ҷудошуда нест. Насрониҳо малоикаҳоро ин гуна рӯҳ медонанд. Мисли энергия ва қувва бе модда ҳам нестанд. Яқ қисми философони пешин ингуна фикр мекарданд. Ҳамаашонро **(Малоик)** мегӯянд. Малоикаҳо пеш аз ҳама ҷондорон офарида шуда буданд. Аз ҳамин сабаб, пеш имон овардан ба китобҳо, имон овардан ба малоикаҳо оварда шудааст. Китобҳо бошанд, пеш аз паёғамбароnанд. Дар Қуръони Карим номҳои чизҳои муҳим ба ин тартиб омадаанд.

Имон ба малоикаҳо ингуна аст. Малоикаҳо офаридаи Аллоҳ таъолоанд. Шарик надоранд. Духтар надоранд. Мушрикҳо, кофирҳо

ҳамин тавр фикр мекарданд. Аллоҳ таъоло, ҳамаи малоикаҳоро дӯст медорад. Онҳо ҳаммашон амрҳои Аллоҳ таъолоро итоат мекунанд. Гуноҳ намекунанд. Бо амрҳо исён намекунанд. Мард ва ғайр нестанд. Издивоҷ намекунанд. Кӯдак надоранд. Соҳиби ҳаёт ва зиндаанд. Дар ривояти Абдуллоҳ ибни Масъуд "разияллоҳу анҳ" кӯдак ддошта тавонистани як қисми малоикаҳо гуфта шуда, Иблис ва ҷинҳо аз ин гурӯҳ буданашон гуфта шуда бошад, ҳам ҷавоби ин дар китобҳо муфассал омадааст. Замоне ки, Аллоҳ таъоло офаридани инсонро хабар дод, малоикаҳо саволҳои **(Залла)** – и мисли (Эй Раб! Оё махлуқе, ки дар замин фасод мекунад ва хун мерезонад, меофарӣ?), маъсум ва бегуноҳ будани онҳоро ифода мекунад.

Миқдори малоикаҳо аз ҳама дигар махлуқот зиёд аст. Миқдори онҳоро ғайри Аллоҳ таъоло касе намедонад. Дар осмонҳо ҷои холие вуҷуд надорад, ки малоикаҳо ибодат накарда бошанд. Ҳар ҷои осмон бо малоикаҳое, ки дар ҳоли рукуъ ваё суҷуданд, пур аст. Дар осмону замин, сабзаҳо, ситораҳо, ҷондору беҷон, дар қатраҳои борон, дар баргҳои дарахтон, ҳар як молекула, дар ҳар як зарра, ҳар ҳаракат, ҳар реаксия хулоса дара ҳама малоика вазифадор аст. Дар ҳама ҷо, амрҳои Аллоҳ таъолоро анҷом медиҳанд. Онҳо воситаи байни махлуқот ва Аллоҳ таъолоанд. Баъзеашон барои дигар малоикаҳо амиранд. Баъзеашон ба Пайғамбарон хабар меоранд. Баъзеашон дар қалби инсон фикрҳои хубро меоранд, ки онҳоро **(Илҳом)** мегӯянд. Баъзеашон аз инсонҳо ва тамоми махлуқот хабаре надоранд. Дар муқобили ҷамоли Аллоҳ таъоло аз худ гузаштаанд. Ҳар якашон ҷои махсус дорад. Он ҷояшонро тарк намекунанд. Баъзеашон ду, баъзеашон чаҳор ваё аз он ҳам зиёд қанот доранд. [Мисле ки қанотҳои ҳайвонот ваё тайёраҳо ки сохтори худро доранд ва баякдигар монанд нестанд, қанотҳои малоикаҳо ҳам аз ҷинси худашон аст. Аз сабабе ки инсон надидааст, намедонад, номи чизеро шунавад, онро мисли чизҳои донистааш фикр карда фиреб мехӯрад. Малоикаҳо бол доранд. Бовар дорем. Фақат чихел буданашро намедонем. Баъзан дар калисоҳо ва дигар маҷмааҳо ваё филмҳо малоика гуфта ҷисмҳое ҳастанд, ки бештар шабеҳи зани қанотдоранд. Мусалмонҳо инхел чизҳоро намекунад. Ин расмҳоеанд, ки аз тарафи ғайримусалмонон тайёр мешаванд, ва онҳоро набояд дуруст шуморид, ва душманонро набояд фиреб дод.] Малоикаҳои ҷаннат дар ҷаннатанд. Номи амири малоикаҳо **(Ризвон)** аст. Малоикаҳои ҷаҳаннамро **(Забонӣ)** гӯянд. Инҳо дар ҷаҳаннам, вазифаҳое ки амр мешаванд, анҷом медиҳанд. Оташи ҷаҳаннам инҳоро зарар намедиҳад. Мисле ки

баҳр ба моҳӣ зарар намерасонад. Амирони забонҳо нуздаҳто аст. Аммо аз ҳама бузургашон **(Молик)** аст.

Чаҳор малоике, ки ҳар як хайру шарри инсонро менависанд, **(Кироман котибин)** ваё **(Малоикаҳои Ҳафаза)** мегӯянд. Дигар будани малоикаҳои ҳафаза ҳам омадааст. Малоикаи дасти рост, амири малоикаи дасти чап аст. Ӯ чизҳои хуб ва ибодатҳоро менависад. Малоикаи тарафи чап, шарро менависад. Дар қабр малоикаҳое ҳастанд, ки кофирон ва мусалмонони осиро азоб медиҳанд ва савол мепурсанд. Ин малоикаҳоро **(Мункар** ва **Накир)** гӯянд. Малоикаҳое ки муъминонро мепурсанд, **(Мубашшир** ва **Башир)** ҳам мегӯянд.

Малоикаҳо аз якдигарашон мартаба доранд. Малоикаҳои аз ҳама баландмартаба чорто аст. Якумаш **(Ҷабраил)** ъалайҳиссалом аст. Вазифаи ӯ, ба пайғамбарон вайҳ овардан аст. Дуюм, малоикае ки **(Сур)** – ро медамад, ки номаш **(Исрофил)** ъалайҳиссалом аст. Сурро ду маротиба медамад. Дар якумаш, тамоми мавҷудот ғайри Аллоҳ таъоло мемиранд. Дар дуюмаш, ҳама такрор зинда мешавад. Малоикаи саввум **(Микоил)** ъалайҳиссалом гӯянд. Арзонӣ, қимматӣ, қаҳтӣ, фаровонӣ, [ба низом даровардани иқтисод], [фарроҳ ва ҳузур овардан] хулоса ҳар як моддаро ба ҳаракат даровардан вазифаи ӯст. Чаҳорум, **(Азроил)** ъалайҳиссалом аст. Рӯҳи инсонро ҳгирифтан вазифааш аст. [Дар форсӣ, рӯҳро ҷон мегӯянд.] Баъди ин чаҳор малоика, малоикаҳои баланмартаба чаҳор гурӯҳанд: Малоикаҳои **(Ҳамалаи арш)** ки чаҳортоанд. Дар қиёмат ҳашто мешаванд. Малоикаҳое ки дар ҳузури илоҳиянд, **(Муқаррабун)** гӯянд. Малоикаи бузурги азобро **(Қаррубиюн)** ва малоикаҳои раҳматро **(Рӯҳониён)** гӯянд. Ҳамаи инҳо малоикаҳои баландмартабаанд. Инҳо ғайр аз пайғамбарон, дигар аз ҳама инионҳо бузурганд. Аммо муъминони солеҳ, аз аввоми малоик, яъне, аз маоикаҳои оддӣ афзалтару болотаранд. Малоикаҳои аввом, аз мусалмонони аввом, яъне аз фосиқон ва осиён афзалтаранд.

Кофирон бошанд, тамоми махлуқот пастаранд. Вақти дамидани сури якум, ғайр аз чаҳор малоикаи бузург ва ҳамалаи ашр, дигар ҳама малоикаҳо мемиранд. Баъди ин, ҳамалаи ашр ва ин чор малоикаи бузург ҳам ҷонро ба ҷонофарин таслим мекунанд. Дар сурри дуюм, пеш аз ҳама, тамоми малоикаҳо зинда мешаванд. Ҳамалаи арш ва чор малоики бузург, пеш аз дамидани сурри дуюм зинда мешаванд. Гуфта метавонем, ки ин малоикаҳо мисли пеш аз ҳама махлуқот офарида шуданашон, пас ҳама махлуқот мемиранд.

3 – Сеюм чизе ки бояд имон оварем, **(Ба китобҳое ки Аллоҳ Таъоло фиристодааст, бовар кардан аст).** Аллоҳ таъоло ин китобҳоро ба воситаи малоика, баъзан дар гуши баъзе пайғамбарон гуфта, ба баъзеаш ҳамчун навишта болои лавҳа, ба баъзеаш бе воситаи малоика шунавонда фиристодааст. Ҳамаи ин китобҳо каломи Аллоҳ таъолост. Абадӣ ва азалист. Махлуқ нестанд. Инҳо суханҳои малоикаҳо ваё пайғамбарон нест. Каломи Аллоҳ таъоло мисли навиштаҳо ваё фикркардаҳо ё гуфтаҳои мо нест. Бо ҳарфу боовоз нест. Чи гуна будани Аллоҳ таъоло ва сифатҳои Ӯро инсон ффаҳмида наметавонад. Фақат, он каломро инсонҳо мехонанд. Дар зеҳнҳо навишта маҳфуз дошта мешавад. Вақте бо мо шавад, ҳодис мешавад. Вақте каломи Аллоҳ таъоло бо инсонҳо якҷо шавад, махлуқ ва ҳодис мешавад. Вақте каломи Аллоҳ таъоло гуфта фикр кунем, қадим аст.

Ҳама китобҳои фиристодаи Аллоҳ таъоло ҳақ ва дурустанд. Дурӯғ ва хато буда ва шуда наметавонанд. Замоне ки ҷазо ваё азоб мекунад гуфта аммо авф мекунад, ин бо шартҳое ки мо намедонем ваё бо ирода ва хоҳиши Ӯ сурат мегирад. Китобе ки ҷазову азобро шарҳ, медиҳад, хабар додани чизе нест, ки Аллоҳ таъоло авф кунад, дурӯғгӯ шавад. Агар неъматҳое ки Аллоҳ таъоло ваъда кардааст, надоданаш ҷоиз набошад, ҳам авф кардани азобҳо ҷоиз аст. Ақл ҳам, оятҳои карима ҳам, инро тасбит мекунанд.

Ягон монеа ё мушкилӣ набошад агар, оятҳои карима ва ҳадиҳои шарифро кушоду равшан маънидод кардан лозим. [Қуръони Карим ва ҳадисҳои шариф бо луғат ва лаҳҷаи Қурайш оварда шудааст. Калимаҳоро ба мисли ҳазору чаҳорсад сол пеш маънидод кардан лозим. Истифода ё тарҷума кардан ба маъноҳои имрӯзаи калимаҳое ки бо гузашти замон иваз шудаанд, дуруст нест.] Дар оятҳои **(Муташабеҳот)** маъноҳои нуҳуфтае аст. Маъноҳои инро танҳо Аллоҳ таъоло медонад. Баъзе аз олимони бузург ки аз **(Илми ладуннӣ)** каму беш бохабаранд, онҳо каму беш метавонанд фаҳманд. Дигар касе намефаҳмад. Аз ҳамин сабаб, ба каломи Аллоҳ будани оятҳои муташабеҳ бовар карда, барои фаҳмидани маъноҳояшон набояд кӯшиш кард. Олимони мазҳаби Ашъарӣ бар ин ақидаанд, ки ин гуна оятҳоро кӯтоҳ ваё фаррох **(Таъвил)** кардан ҷози аст. Таъвил ин, аз байни маъноҳои гуногун, машҳурашро интихоб кардан аст. Масалан дар сураи Исро, ояти **(Дасти Аллоҳ болои дастҳояшон аст),** каломи Аллоҳ аст. Аллоҳ таъоло бо ин чиро дар назар дошта бошад, мо

танҳо бовар кардам гуфтанамон лозим. Маънои инро ман фаҳмида наметавонам. Танҳо Аллоҳ таъоло медонад, гуфтан, аз ҳама роҳи хуб аст. Илми Аллоҳ таъоло мисли илми мо нест. Иродааш ба иродаи мо монанд нест. Дастҳои Аллоҳ таъоло ҳам мисли дастҳои мо нест. Дар китобҳои фиристодаи Аллоҳ таъоло, хондани танҳои оятҳо ваё танҳо маънояш ваё ҳарду ҳам **(Насҳ)** шудаанд, яъне аз тарафи Аллоҳ таъоло иваз карда шудаанд. Қуръони Карим ҳама дигар китобҳоро насҳ, ва ҳукмҳои онҳоро бекор кардааст. Дар Қуръони Карим то қиёмат ҳеҷ як хатогӣ, фаромӯшӣ, зиёдатӣ ваё нуқсон намешавад. Тамоми илмҳои гузаштаву оянда дар Қуръон ҳаст. Аз ҳамин сабаб аз ҳама китобҳои осмонӣ дида пурқиммат ва боло аст. Муъҷизаи аз ҳама бузурги Расулуллоҳ саллаллоҳу ъалайҳи васаллам ин Қуръони карим аст. Тамоми инсону ҷин агар якҷо шуда барои гуфтани суханҳои як сура талош кунанд ҳам, гуфта наметавонанд. Адибону фосеҳону шоирони забардасти Арабистон якҷоя шуданд ва бисёр талош варзиданд, аммо мисли як оят ҳам гуфта натавонистанд. Зидди Қуръони карим истодагарӣ карда натавонистанд. Аллоҳ таъоло душманони исломро дар муқобили Қуръон, оҷиз, мағлуб мегардонад. Балоғати Қуръони Карим боло аз тавони инсон аст. Инсонҳо аз гуфтани мисли он оҷизанд. Оятҳои Қуръони Карим ба назм, насри бовазну қофияи суханҳои инсон монандӣ надорад. Дар баробари ин, он бо ҳарфҳои истифодакардаи адибони Арабистон гуфта шудааст.

Китобҳои осмонии ба мо маълум яксаду чаҳорто аст. Аз инҳо даҳ саҳифа ба **(Одам)** ъалайҳисаллом, панҷоҳ саҳифа ба **(Шит)** ъалайҳиссалом, сӣ саҳифа ба **(Идрис)** ъалайҳиссалом, даҳ саҳифа ба **(Иброҳим)** ъалайҳиссалом нозил шудааст. Китоби **(Таврот)** ба Мусо ъалайҳиссалом, китоби **(Забур)** ба Довуд ъалайҳиссалом, китоби **(Инҷил)** ба Исо ъалайҳиссалом ва **(Қуръони Карим)** ба Муҳаммад ъалайҳиссалом фиристода шудааст.

Як инсон, агар чизеро амр кардан, манъ кардан ваё пурсидан ваё хабаре расондан хоҳад, пеш аз ҳама онҳоро дар зеҳнаш фикр мекунад, тайёр мекунад. Маъноҳои дар зеҳнамон будаоро **(Каломи нафсӣ)** мегӯянд. Ин маъноҳоро арабӣ, форсӣ ваё туркӣ намегӯянд. Гуфтанаш дар забонҳои гуногун, сабаби маъноҳои дигар гирифтанаш намешавад. Суханҳе ки ин маъноҳоро мефаҳмонанд, **(Каломи лафзӣ)** мегӯянд. Каломи лафзӣ дар бисёре аз забонҳо фаҳмо аст. Аз ин бар меояд, ки каломи лафзӣ мисли дигар сифатҳо, масалан, илм, ирода, дидан сифатҳоеанд ки дар

соҳиби калом вуҷуд доранд ва оддӣ, ивазнашавандаанд. Каломи лафзӣ бошад, каломи нафсиро мефаҳмондагӣ ва ҷамъи ҳарфҳову суханҳоеанд ки аз даҳон мебарояд ва ба гӯш мерасад. Ҳамин тавр, каломи Аллоҳ таъоло ҳеҷ хомӯш нашаванда ва махлуқ набуда як каломи азалӣ ва абадист. Аз сифати зотия, илм, ирода, сифати субутия дигар буда худ ба худаш як сифат аст.

Сифати Калом ҳам одӣ аст. Ҳеҷ иваз намешавад. Бо ҳарф, бо овоз нест. Мисли амр, мамнуъ, хабар расондан ва арабӣ, форсӣ, ибронӣ ваё туркӣ, дигар кардан ва нобуд карданаш ғайри имкон аст. Шакл намегирад. Навишта намешавад. Ба олотҳе мисли зеҳн, гӯш ва дил, ваё воситаҳо муҳтоҷ нест. Ба кадом забоне набошад, гуфта мешавад. Ҳамин тавр, бо арабӣ гӯянд агар, он Қуръони Карим аст. Бо ибронӣ гуфта шавад, Таврот аст. Сурёни бошад, Инҷил аст. [Дар китоби **(Шарҳул мақосид)**[4] агар юнонӣ бошад, Инҷил ва агар Сурёнӣ бошад Забур аст, омадааст.]

Каломи илоҳӣ, чизҳои гуногунро муайян мекунад. Агар қисса яъне ҳодисаҳоро нақл кунад, **(Хабар)** мешавад. Ин тавр набошад агар, **(Иншо)** мешавад. Чизҳое ки бояд анҷом диҳемро гӯяд, **(Амр)** аст. Маънкардаҳоро гӯяд, **(Наҳй)** аст. Фақат, дар каломи илоҳӣ ҳеҷ як ивазшвӣ ва зиёдшавӣ намешавад. Саҳифаҳову китобҳои боваркардашуда ҳамааш аз сифати каломи Аллоҳ таъоло аст. Аз сифати калом ин каломи нафсист. Арабӣ бошад, Қуръони Карим аст. Ваҳйро, ки ҳарфдор аст, назми фиристодае, ки навишта, гуфта, шунавида ва азбар карда мешавад, **(Каломи лафзӣ)** ва **(Қуръони Карим)** мегӯянд. Аз баски каломи лафзӣ каломи нафсиро нишон медиҳад, онро каломи илоҳӣ ваё сифати илоҳӣ гуфтан ҷоиз аст. Мисле ки бутунашро Қуръони Карим мегӯянд, қисм қисмашро ҳам Қуръон мегӯянд.

Иттиҳоди олимони роҳи рост бар он ақидаанд, ки каломи нафс махлуқ нест, балки қадим аст. Барои ҳодис ё қадим будани каломи лафзӣ, ягон иттиҳоде нест. Як қисми ононе ки каломи лафзиро ҳодис медонанд, каломи лафзиро набояд ҳодис гуфт, мегӯянд. Агар ҳодис гуфта шавад, каломи нафсӣ шам ҳодис мешавад. Аз ҳама сухани хуб ҳам ҳамин аст. Зеҳни инсон, чизеро ки пештар дида аст, шунавад, дарҳол ба хотир меорад. Вақте яке аз олимони аҳли суннат, Қуръони Каримро ҳодис мегӯянд, ин аз садову ҳарфоеи ки мо бо даҳон мегӯем, баҳс мекунад. Иттиҳоди олимони аҳли суннат, каломи лафзӣ ва ҳам

4 Муҳаммад Абдуҳ соли 1323 [1905 – и мелодӣ] дар Миср вафот мекунад.

каломи нафсиро каломи Аллоҳ медонанд. Албатта буданд касоне ки инро маҷозӣ ҳисобиданд, аммо каломи нафсӣ ин каломи Аллоҳ аст, ин сифати каломи Аллоҳ таъоло аст. Каломи лафзӣ, ин каломи Аллоҳ аст. Аллоҳ таъоло холиқи он аст.

**Савол:** Аз навиштаҳои боло бармеояд, ки каломи азалии Аллоҳ таъоло шунида намешавад. Каломи Аллоҳро шунидам гуфтан, ин садои хондан ва калимаҳоро шунидан аст ваё садои хондан ва каломи азалии нафсиро фаҳмидам. Тамоми пайғамбарон, ҳатто ҳаркас метавонад бо ин ду роҳ шунавад. Пас сабаби (калимуллоҳ) гуфта ҷудо кардани Мусо ъалайҳиссалом чист?

**Ҷавоб:** Мусо ъалайҳиссалом берун аз одати илоҳӣ, каломи азалиро беҳарфу беовоз шунавид. Мисле ки дар ҷаннат Аллоҳ таъоло ба таври тасаввур нокарданӣ ва тавзеҳ нокарданӣ дида мешавад, ҳамин тавр ӯ шунид. Дигар ҳеҷ кас ингуна нашунид. Ва каломи Аллоҳро босадо шунид. Аммо, танҳо бо гӯш на, бо ҳар як зарраи вуҷуд, аз ҳар тараф шунид. Аз тарафи дарахт шунид, аммо фақат бо садо на, балки бо ларзиши ҳаво ва дигар роҳҳо шунид. Аз ҳамин сабаб, номи **(Калимуллоҳ) –** ро соҳиб шуд. Дар шаби меъроҷ, Муҳаммад ъалайҳиссалоту вассалам каломи илоҳиро ин гуна шунид ва замони гирифтани ваҳй аз Ҷабраил ъалайҳиссалом ингуна буд.

4 – Чаҳорумин чизе ки бояд имон оварем, **(Ба пайғамбарони Аллоҳ бовар кардан аст).** Онҳо барои расондани инсонҳо ба роҳе ки Аллоҳ таъоло дӯст медорад, барои нишон додани роҳи рост фиристода шудаанд. Русул ин шакли ҷамъи расул аст. Дар луғат, фиристода ваё хабаррасон, оварда шудааст. Дар Исломият, **(Расул)** касест, ки офаринишаш, хуй, илм, ақлаш аз ҳама инсонҳои замонаш боло, як зоти пурқиммат ва мӯҳтарам аст. Ҳеҷ якеаш одати дӯст доштани хуйи бадро надорад. Дар пайғамбарон сифати **(Исмат)** вуҷуд дорад. Яъне чи пеш аз пайғамбарӣ ва чи баъд аз пайғамбарӣ, ҳеҷ як гуноҳи хурду кучак анҷом надодаанд. [Онҳое ки исломиятро нобуд кардан мехоҳан, Муҳаммад ъалайҳиссалом пеш аз пайғамбар шудан дар пеши ҳайкаллҳо қурбонӣ карданашро мегӯянд, ва китобҳои бофтаи худашонро ҳам ҳамчун далел нишон медиҳанд, аммо дурӯғ будани ин ифтиротҳои чиркин аз сатрҳои боло баръало маълум аст.] Баъд ба пайғамбарӣ мабъус шудан, то пайғамбар буданаш паҳн шуданаш, кӯр, кар ва айбҳои ба ин монандро дошта наметавонанд. Дар ҳар як пайғамбар ҳафт сифат вуҷуд доштанашро бовар кардан лозим аст: **Амонат, сидқ, табиғ, исмат,**

**фатонат** ва **амнул азл.** Яъне аз пайғамбарӣ азл намекунанд. Фатонат ин бисёр боақл ва бофаҳм будан аст.

Пайғамбареро ки дини нав меорад, **(Расул)** мегӯянд. Дини нав наоварда, ба дини пешинаи инсонҳо даъват кунад, **(Набӣ)** аст. Дар таблиғ кардани амрҳову даъват кардан ба дини Аллоҳ таъоло, байни Расул ва Набӣ фарқе нест. Боварӣ ба пайғамбарон, ин дар байнашон ҳеҷ фарқе надида, ҳамаашон содиқ, ростгӯ буданашонро бовар кардан аст. Ба яке аз онҳо бовар накардан, имонро комил намесозад.

Пайғамбарӣ: бо кор кардан, гуруснагӣ, азоб кашидан ва бисёр ибодат кардан ба даст намеояд. Танҳо бо эҳсону интихоби Аллоҳ таъоло мешавад. Динҳо ба воситаҳои пайғамбарон, барои дар дунёву охират корҳои инсонҳо осон ва фоидаовар шудан, барои инсонҳоро аз корҳои зишт ҳифз кардан ва ба саломативу ҳидоят расондани онҳо фиристода шудаанд. Бо вуҷуди он ки душманонашон зиёд буд, бо вуҷуди ҳама масхараву нороҳатӣ, Аллоҳ таъоло ва амрҳояшро ба инсонҳо таблиғ мекарданд, ва аз душман ҳеҷ тарсе надоштанд. Аллоҳ таъоло барои нишон додани сидқу ростгӯии пайғамбарон, онҳоро муъҷизаҳо дод. Ҳеҷ касе зидди ин муъҷизаҳо омада наметавонист. Онеро ки пайғамбарро қабул ва бовар мекунад, **(Уммати)** он пайғамбар аст. Дар рӯзи қиёмат, ба пайғамбарон иҷозат дода мешавад, то аз умматаш ононе ки гуноҳашон зиёд аст, шафоат кунанд ва шафоаташон қабул мешавад. Аз умматон, ба олимону солеҳон ҳам иҷозат дода мешавад, то шафоат кунанд ва шафоати онҳо ҳам қабул мешавад. Дар мазори пайғамбарон "ъалайҳимуссалавоту ваттаслима", ҳаёти ба мо номаълум вуҷуд дорад. Вуҷуди муборакии онҳоро хок намепӯсонад. Аз ҳамин сабаб, дар ҳадиси шариф **(дар мазори пайғамбарон намоз мехонанд ва ҳаҷ мекунанд)** омадааст.

[Алъон, **(Ваҳҳобиҳо)** – и Арабистон ин ҳадиси шарифро бовар надоранд. Ва мусалмонони ҳақиқиеро ки бовар доранд, кофирашон мехонанд. Барои хато таъвил кардани ин нассҳо, ки маъноҳояшон пӯшида аст, кофир нашаванд ҳам, **(соҳиби Бидъат)** мешаванд. Мусалмононро бисёр зарар мерасонанд. Ваҳобия, аз тарафи Муҳаммад бин Абдулваҳоби Наҷдӣ ташкил шудааст. Ҷосуси англис – Ҳемфер, ӯро бо фикрҳои бадахлоқонаи Ибни Таймия[5] фиреб медиҳад. Ӯ ба воситаи китобҳои Муҳаммад Абдуҳи Мисрӣ[6] дар байни туркон ва дар

5 Аҳмад ибни Таймия соли 728 [1328 – и мелодӣ] дар Шом вафот мекунад.

6 Муҳаммад Абдуҳ соли 1323 [1905 – и мелодӣ] дар Миср вафот мекунад.

ҳарҷо паҳн мешавад. Олимони **(Аҳли суннат)** дар садҳо китобашон исбот кардаанд, ки ваҳобиҳо на мазҳаби панҷум, балки дар далолат ва роҳи нодуруст ҳастанд. Дар китобҳои **(Саодати абадия)** ва **(Қиёмат ва Охират)** ба таври васеъ оварда шудааст. Аллоҳ таъоло ҷавонони динро аз ин ваҳобияе ки англисҳо таъсис додаанд, ҳифз карда аз пайравӣ аз онҳоро муҳофаза кунад ва аз роҳи олимони **(аҳли суннат)** ки ҳадисони шариф мадҳ мекунанд, ҷудо накунад!]

Агар чашмони муборaки Пайғамбарон "ъалайҳиссалом" хоб кунанд, ҳам, чашмони қалбашон хоб намекунад. Ҳамаи пайғамбарон дар иҷро кардани вазифаашон ва дар доштани камолоти нубуват баробаранд. Ҳафт чизе ки дар боло зикр шуд, дар ҳамаашон вуҷуд дорад. Онҳо аз пайғамбарӣ озод намешаванд тарк намекунанд. Авлиёҳо бошанд аз валиён омаданашон мумкин. Пайғамбарон "ъалайҳимуссалавату ваттаслима" аз инсонҳо мешаванд. Аз ҷинҳо ваё малоикаҳо барои инсонҳо пайғамбар фиристода намешавад. Ҷин ва малоика ба дараҷаи пайғамбарон намерасанд. Пайғамбарон бар якдигарашон мартаба доранд. Масалан, аз ҷиҳати уммати бисёр доштан, калон будани мамлакати зиндагӣ кардааш, бисёртар паҳн кардани илму маърифат, бисёртар будани муъҷиза ва давомнок буданаш, пайғамбари охирзамон **(Муҳаммад)** ъалайҳиссалом, аз ҳама пайғамбарон мартабаи боло доранд. Пайғамбарони улул азм аз пайғамбарони ғайри улул азм ва Расулҳо аз Набиҳое ки Расул нестанд, мартабаашон баландтар аст.

Миқдори пайғамбарон "ъалайҳимуссалавату ваттаслимат" муайян нест. Мувофиқи ривоятҳо саду бисту чаҳор ҳазор аст ва ҳатто шояд зиёдтар. Аз ин сесаду сенздаҳ ё сесаду понздаҳ ҳазораш Расуланд. Аз байни онҳо бошад, шаш тоаш мартабаи баландтар доранд. Онҳоро **(Улул азм)** мегӯянд. Пайғамбарони Улул азм, **Одам, Нӯҳ, Иброҳим, Мусо, Исо** ва **Муҳаммад Мустафо** "ъалаҳимуссалату вассалам" ҳастанд.

Аз байни пайғамбарон сию сетоаш машҳур аст. Инҳо: **Одам, Идрис, Шит** ваё **(Шис), Нӯҳ, Ҳуд, Солеҳ, Иброҳим, Лут, Исмоил, Исҳоқ, Яъқуб, Юсуф, Аюб, Шуайб, Мусо, Ҳорун, Хизр, Юшаъ бин Нун, Илёс, Алёса, Зулқифл, Шамъун, Ишмоил, Юнус, Довуд, Сулаймон, Луқмон, Закарё, Яҳё, Узайр, Исо, Зулқарнайн** ва **Муҳаммад** ъалайҳи ва ъалайҳимуссалату вассалам ҳастанд.

Фақат, аз инҳо исми бисту ҳаштоаш дар Қуръон омадааст. Исмҳои Шит, Хизр, Юшаъ, Шамъун ва Ишмоил (а) наомадааст. Ва аз ин бисту ҳашт пайғамбар, Зулқарнайн, Луқмон, Узайр, ва Хизр (а) пайғамбар

буданашон сад дар сад маълум нест. Дар **(Мактуботи Маъсумия)** ҷилди 2, мактуби 36 – ум, далелҳи пурқувват барои пайғамбар будани Хизр ъалайҳиссалом вуҷуд дорад. Дар мактуби 182 – ум омадааст, дар шакли инсон дидани Хизр ъалайҳиссалом ва баъзе корҳоро анҷом додани ӯ, маънои дар ҳаёт будани ӯро надорад. Аллоҳ таъоло ба Ӯ ва йаъзе аз пайғамбарон, барои дар шакли инсон дидани рӯҳи онҳо иҷозат додааст. Дидани онҳо, маънои дар ҳаёт будани онҳоро надорад. Исми дуюми Зулкил ъалайҳиссалом Ҳаркил аст. Ривоятҳое ҳам ҳаст, ки шояд Ӯ Илёс ваё Идрис ваё Закариё ъалайҳиссалом бошад.

Иброҳим ъалайҳиссалом, Халилуллоҳ аст. Чун, дар қалби Ӯ, ҷуз меҳри Аллоҳ таъоло дигар меҳри ҳеҷ як махлуқе вуҷуд надошт. Мусо ъалайҳиссалом, Калимуллоҳ аст. Чун бо Аллоҳ таъоло гуфтугӯ кард. Иса ъалайҳиссалом, Калиматуллоҳ аст. Чун падар надошт. Фақат бо калимаи илоҳии (МАВҶУД ШАВ) аз модар ба дунё омад. Ғайри аз ин, калимаҳои пур аз ҳикмати Аллоҳ таъолоро ваъз дода ба гӯши инсонҳо расонид.

Аз фарзандони Одам, аз ҳама баландмартаба, шарафмандтарин, пурқимматтарин, **Муҳаммад** ъалайҳиссалом Ҳабибуллоҳ аст, ки сабаби офаридани тамоми мавҷудот аст. Чизҳое ки Ҳабибуллоҳ будани ӯро, бузургии ӯро, олимартаба будани ӯро нишон медиҳанд, беҳад зиёданд. Аз ҳамин сабаб, ба Ӯ, суханони мисли мағлуб шудан ва дигар гуфтан нашояд. Дар қиёмат пеш аз ҳама аз қабр хоҳад хест. Ба маҳшар пеш аз ҳама меояд. Ба ҷаннат пеш аз ҳама хоҳад даромад. Муъҷизаҳояш бо ҳисоб тамом намешавад ва барои ҳисоб кардан қувваи инсон намерасад. Ва инҷо навиштаҳоямонро бо муъҷизаи меъроҷ оро медиҳем.

Раслуллоҳ “салаллоҳу таъол ъалайҳи васаллам” аз ҷойгаҳи хобаш бедор карда шуда, бо бадани муборакашон аз шаҳри Макка ба Масҷидул Ақсо ва аз онҷо ба осмонҳо ва баъд аз осмони ҳафтум ба муллоқоти Аллоҳ таъоло бурда мешавад. Меъроҷро ин гуна бовар кардан лозим. [Дар тариқати Исмоилия, душманҳои дин ки номи олимро доранд, меъроҷ як ҳол буданашро ва Расулуллоҳ бо бадан неву рӯҳи рафтанашро идао карда ҷавоноро аз роҳ мезананд. Ин хел китобҳои дурӯғро набояд бовар кард ва набояд фирефтаи онҳо шуд. Чи тавр шудани  меъроҷ дар бисёре аз китобҳои қиматбаҳо, масалан дар **(Шифои Шариф)**[7] ба таври васеъ оварда шудааст.] Аз Маккаи

7 [] Нависандаи Шифо, Кади Иёд Моликӣ, соли 544 [1150 – и мелодӣ] дар Марокаш вафот мекунад.

мукаррама то **(Сидратул Мунтаҳо)** ҳамроҳи Ҷабраил ъалайҳиссалом меравад. Дар **(Сидратул Мунтаҳо),** осмони шашум ва ҳафтум дарахте аст, ки ҳеҷ чизе аз он боло гузашта наметавонад. Расули Акрам “салаллоҳу ъалайҳи васаллам” дар Сидрат, Ҷабраил ъалайҳиссаломро бо шакли асосиаш бо шашсад ҳазор қаноташ дид. Ҷабраил ъалайҳиссалом дар Сидрат монд. Ӯ аз Макка то Қуддуси Шариф ё то осмони ҳафтум бо (Бурок) бурда шуд. **(Бурок)** як ҳайвони ҷаннатии сафед аст ки аз қотир хурд ва аз маркаб бузургтар аст. Аз ҳайвоноти дунё нест. Бисёр тез меравад. Масофае ки чашм медид, қадам мениҳод. Расуллуоҳ “салаллоҳу ъалайҳи васаллам”, дар масҷиди Ақсо ба дигар пайғамбарон имом шуда намоз мегузорад. Рӯҳҳои пайғамбарон дар шакли аслиашон дар онҷо ҳозир буданд. Аз **(Қудс)** то осмони ҳафтум бо як нардбони ноаён ки **(Меъроч)** ном дошт, ба боло бароварда шуд. Дар роҳ малоикаҳо дар чапу рост қатор буданд. Ба Расулуллоҳ мадҳу сано мефиристонданд. Ҳар замоне ки дохили осмоне мешуданд, Ҷабраил ъалайҳиссалом ба аҳли само ташрифи Расулуллоҳро мужда медод. Дар ҳар як рсмрн бо пайғамбаре вохӯрда салом мекард. Дар **(Сидро)** чизҳое ҳайратовари бисёреро шоҳид шуд. Неъматҳо Ҷаннат ва азобҳои Ҷаҳаннамро дид. Аз завқу орзуи дидори ҷамоли Аллоҳ таъоло ба ҳеҷ як аз неъматҳои Ҷаннат нигоҳ накард. Аз сидрат танҳо дар иҳотаи нурҳо дохил шуд. Калому садоҳои малоикаҳоро мешунид. Аз ҳафтод ҳазор парда гузашт. Ки байни ду парда анқариб панҷ ҳазор саола роҳ аст. Ва баъдан аз курсие бо номи **(Рафраф)** ки аз офтоб ҳам дурахшонтар аст, гузашт. Ва ниҳоят бар Арши илоҳи расид. Аз аршу замону макон дунёҳо берун баромад. Бар мақоме ки каломи Ҷаноби Ҳақро метавон шунид, расид.

Мисле ки дар охират Аллоҳ таъолоро ноаён мебинем, ин гуна Аллоҳ таъолоро дид. Беҳарфу беовоз бо Аллоҳ таъоло сухан гуфт. Аллоҳ таъолоро тасбеҳ, ҳамду сано мегуфт. Бар икромҳову шарафҳои беохир соҳиб шуд. Ба худаш ва умматаш панҷоҳ вақт намоз фарз шуда бошад ҳам, бо ишораи Мусо ъалайҳиссалом оҳиста оҳиста ба панҷ вақт фароварда шуд. Пеш аз ин, танҳо намози субҳ аср ваё хуфтанро мехонданд. Баъд аз ин сафари тулонӣ, баъд аз ин икромҳову эҳсонҳо, баъд аз дидану шунидани ин қадар чизҳои ҳайратовару, боз ба ҷойгаҳаш баргашт. Ҷойгаҳ ҳанӯз сард нашуда буд. Чизҳои гуфтаамон, қисмеаш дар оятҳои карим ва ҳадисҳои шариф хабар дода шудааст. Бовар кардан ба ҳамаи ин воҷиб набошад ҳам, чи тавре ки олимони

аҳли суннат мегӯянд, оне ки ин хабарҳоро бовар надорад, аз аҳли суннат хориҷ мешавад. Ва касоне ки ояти карима ваё ҳадиси шарифро бовар надоранд, кофир мешаванд.

Инҷо бархе аз далелҳои беохире ки **(Саидул анбиё),** яъне аз пайғамбарон "ъалайҳимуссалавату ваттаслима" аз ҳама бузург будани Муҳаммад ъалайҳиссаломро таъкид мекунанд, меорем.

Рӯзи қиёмат, тамоми пайғамбарон "ъалайҳимуссалавату ваттаслимат" зери байрақи Ӯ қарор хоҳанд гирифт. Аллоҳ таъоло бар ҳар як пайғамбар [агар ба замони пайғамбарии беҳтарини махлуқот, ҳабибам Муҳаммад ъалайҳиссалом расидед, ба Ӯ имон оваред ва Ӯро ёрӣ расонед!] гуфта амр мекарданд. Тамоми пайғамбарон ба умматҳояшон ҳам чунин васият мекарданд.

Муҳаммад ъалайҳиссалом **(Хотамул анбиё)** аст. Яъне баъд аз Ӯ дигар ҳеҷ пайғамбаре намеояд. Рӯҳи муборакаш пеш аз ҳар пайғамбаре офарида шуда буд. Мақоми пайғамбарӣ пеш аз ҳама ба Ӯ дода шуда буд. Пайғамбарӣ бо ба дунё омадани Ӯ тамом мешавад. Исо ъалайҳиссалом, дар замони ҳазрати Маҳдӣ аз осмон ба замин ояд ҳам, дини Муҳаммад ъалайҳиссаломро паҳн мекунад. Ва аз уммати Ӯ мешавад.

Фирқаи **(Кодиёнӣ)** ки аз тарафи англисҳо дар Ҳиндустон дар соли 1296 – и ҳиҷрӣ қамарӣ ва 1880 – и мелодӣ баромаданд, дар бораи Исо ъалайҳиссалом суханҳои чиркин ва дурӯғ мегӯянд. Худашонро мусалмон гӯянд ҳам, валекин дар асл исломиятро нест кардан мехоҳанд. Барои мусалмон набудани онҳо фатво дода шудааст. Инҳоро **(Аҳмадӣ)** ҳам мегӯянд.

[Аҳли бидъате ки дар Ҳиндустон баромад, зиндиқҳое ҳастанд, ки онҳоро **(Ҷамоъти Таблиғ)** мегӯянд. Ин фирқаро соли 1345 [1926 – и мелодӣ] Илёс ном шахси ҷоҳиле ташкил дод. Идао мекард, ки (мусалмонон дар далолатанд ва ман барои наҷоташон амр шудаам). Чизҳои аз китобҳои устодонаш Назир Ҳусейн, Рашид Аҳмад Канкуҳӣ ва Халил Аҳмад Саҳаронпурӣ омӯхтаашро мегуфт. Барои фиреби мусалмонон ҳамеша аҳамияти намоз ва ҷамоъатро мефаҳмонд. Аммо намаз ваё ибодатҳои аҳли бидъат, яъне онҳое ки аз мазҳабҳои **(Аҳли суннат)** нестанд, қабул намешавад. Инҳоро пеш аз ҳама, китобҳои аҳли суннатро хонда аз бовариҳои аҳли бидъаташон канор гирифта мусалмони ҳақиқӣ шуданашон лозим. Онҳое ки аз оятҳои пӯшидаи Қуръони Карим маъноҳои нодуруст мебароранд, **(Аҳли бидъат)** ваё **(фосиқ)** мегӯянд. Ва онҳоеро ки оятҳои каримаро бо фикру ақидашои

ғаразонаи худ нодуруст маънидод мекунанд, **(Зиндиқ)** мегӯянд. Зиндиқҳо Қуръони Карим ва исломиятро иваз кардан мехоҳанд. Ва ташкилотчӣ ва ёрирасони инҳо ва барои ба чор тарафи дунё паҳн шуданашон милиардҳо харҷ мекардагӣ, аз ҳама душмани бузург англисҳо мебошанд. **(Ҷамоъати таблиғ)** ки ба фиреби англисони ҷоҳилу кофир дода шудаанд, худашонро **(Аҳли суннат)** номида намоз гузошта дурӯғ мегӯянд ва мусалмононро аз роҳ мезананд. Абдуллоҳ ибни Масъуд мефармояд, ки (Инсонҳое пайдо мешаванд, ки дин надоранд валекин намоз мегузоранд). Инҳо дар қаъри ҷаҳаннам абадӣ хоҳанд сӯхт. Қисме аз инҳо, дар манораҳо баромада бо ришҳои дарозу ҷуббаҳои бузург оятҳои каримаро хонда нодуруст маънидод мекунанд ва мусалмононро фиреб медиҳанд. Аммо тавре ҳадиси шариф мефармояд: **(Инналоҳа ла янзуру ила суварикум ва сиябикум ва лакин янзуру ила қулубукум ва ниятикум),** (Аллоҳ таъоло на ба шаклу либосҳоямон, балки ба қалбҳо ва ниятҳоямон нигоҳ мекунад).

Байт:

***Қадди баланд дорад, дастор пора пора,***

***Чун ошиёни лаклак, бар қуллаи манора.***

Аз сабабе ки **(Ҳақиқат Китабэвӣ)** дурӯғ будани навиштаҳову гуфтаҳои ин ҷоҳилону аҳмақонро исбот кард ва онҳо ба китобҳои ҷавоб дода натавонистанд, (китобҳои Ҳақиқат Китабэвӣ нодуруст ва вайронанд, ин китобҳоро нахонед) мегӯянд. Аломати аз ҳама бузурги фосидону зиндиқони душманони ислом, ин китобҳои аҳли суннатро нахонед гуфтанашон аст. Зарарҳои ба Ислом расондаашон ва ҷавобҳои олимони аҳли суннат дар китоби **(Маълумотҳои Фоиданок)** васеъ оварда шудааст.]

Муҳаммад ъалайҳиссалом, аз ҳама пайғамбарон баландиартаба, раҳмате бар оламиён аст. Ҳаждаҳ ҳазор олам аз раҳмати Ӯ бархӯрдор аст. Ӯ барои тамоми инсоният ва ҷинҳо пайғамбар аст. Ба малоикаҳо, набототот, ҳайвонҳо ва ҳар моддаҳо пайғамбар буданаш ҳам идаоҳои зиёде ҳаст. Дигар пайғамбарон, бар як қавму мамлакати муайян фиристода шудаанд. Аммо Расули Акрам “салаллоҳу ъалайҳи вассалам” барои тамоми олам, ҳама махлуқоти ҷондору беҷон пайғамбар аст. Аллоҳ таъоло дигар пайғамбаронро бо номашон нидо мекард, амммо Муҳаммад ъалайҳиссаломро эй Расулам, эй паёмбарам гуфта нидо мекард. Муъҷизаҳое ки ба дигар пайғамбарон дода шудаанд, ба Ӯ ҳам дода шудааст. Аллоҳ таъоло Пайғамбари мухтарамамонро он қадар

икром намудаанд, он қадар муъҷиза додаанд, ки ба ҳеҷ пайғамбари дигаре дода нашудааст. Ҳангоми ишорат бо ангушти муборакашон ду пора шудани моҳ, тасбеҳ гуфтани сангоҳи кафи досташ, (Эй Расулуллоҳ) гуфта салом додани дарахтон, гиряи дарахти хушкшуда **(Ҳанона)** барои ҷудо шуданаш аз Расулуллоҳ, аз байни ангуштони муборакашон рехтани об ва дар охират ба мақомҳои **(Мақоми Маҳмуд), (Шафоати Кубро), (Ҳавзи Кавсар), (Васила)** ва **(Фодила)** мушарраф шуданаш, ба Ҷаннат надорамада ба дидори ҷамоли илоҳӣ мушарраф шуданаш, дар дунё соҳиби хулқи азим, дар дин наздик, илм, ҳилм, сабр, шукр, зуҳд, иффат, адл, мурувват, ҳаё, шуҷоат, тавозуъ, ҳикмат, адаб, самоҳат, марҳамат, (рафъат) ва дигар фазилатҳои беохир аз ҳама баландмартаба байни Пайғамбарон буданашро нишон медиҳад. Миқдори муъҷизаҳое ки ба Ӯ дода шудааст, ғайри Аллоҳ таъоло касе намедонад. Дини Ӯ дигар ҳама динҳоро насҳ кардааст ва ҳукмоҳои онҳоро бекор. Дини Ӯ, аз ҳама динҳо беҳтарин, аз ҳама бузург аст. Уммати Ӯ аз ҳамаи дигар умматон мартабаашон баланд аст. Авлиёи уммати Ӯ, аз авлиёҳои дигар умматҳо шарафмандтар аст.

Аз байни авлиёҳои уммати Муҳаммад ъалайҳиссалом, касе ки халифаи Расулуллоҳ буданро лоиқ шудааст, касе ки дар хилофат аз ҳама дида лоиқтар, тоҷи сари Валиён **(Абубакри Сиддиқ)** разияллоҳу анҳ, баъд аз пайғамбарон аз ҳама хуб ва бузург аст. Дараҷаи хилофатро аз ҳама аввал Ӯ ба даст овард. Пеш аз Ислом ҳам бо лутфу эҳсони Аллоҳ таъоло бутҳоро напарастид. Аз кофирӣ ва фосидӣ маҳфуз буд. [Онҳое ки пеш аз нубуват буд парастидани Расулуллоҳро мепиндоранд, чи қадар ҷоҳилу бечора буданашон маълум аст.]

Баъд аз ин, Форуқи Аъзам, оне ки Аллоҳ таъоло барои Ҳабибаш рафиқ интихоб кард, халифаи дуюм **(Умар бин Хаттоб)** разияллоҳу ъанҳ аст.

Баъдан, аз ҳама инсонҳо баландмартаба, халифаи сеюми Расулуллоҳ, хазинаи хубиҳову эҳсонҳо, сарчашамаи ҳаё, имон ва ирфон, Зиннурайн **(Усмон бин Аффон)** разияллоҳу анҳ аст.

Ва баъдан, аз ҳама баландмартаба, халифаи чаҳоруми Расулуллоҳ, соҳиби мартабаҳои риққатовар, шери Аллоҳ таъоло **(Алӣ бин Абутолиб)** разияллоҳу анҳ аст.

Баъд аз инҳо, **(Ҳазрати Ҳасан)** халифа мешавад. Дар ҳадиси шариф си соли хилофат бо ин тамом мешавад, омадааст[8]. Баъд аз ин, аз

8 Муҳаммад бин Идрис Шофеӣ соли 204 [820 - мелодӣ] дар Миср вафот кардааст.

ҳама инсонҳо бахайртар, нури чашми Расулуллоҳ "салаллоҳу таъоло ъалайҳи вассалам" **(Ҳусейн ибни Алӣ)** разияллоҳу анҳ мебошад.

Ин бузургиҳо, ин бисёр будани савоб, дар роҳи дини ислом ватану дӯсдоштатаринро тарк кардан, пеш аз дигарон мусалмон шудан, Расулуллоҳ "саллалоҳу таъоло ъалайҳи вассалам" – ро то охирон дараҷа пайрав будан, ба суннати Ӯ пойбанд будан, барои паҳни дин талош кардан, куфру фасоду фитнаро аз худ дур кардан аст.

Гарчи Али "разияллоҳу анҳ" ғайр аз Абубакр "разияллоҳу анҳ" дигар пеш аз ҳама мусалмон шуда бошад ҳам, аз сабабе ки он замон кӯдак буд ва моле ҳам надошт ва дар хона ва хизмати Расулуллоҳ буданаш, имон овардани ӯ барои имон овардан ва ибрат гирифтани кофирон на он қадар таъсир дошт. Аммо имон овардани се халифаи дигар, Исломро қувват бахшиданд. Аз сабабе ки Имом Алӣ ва фарзанднаш "разияллоҳу ъанҳум" аз ҳама хеши наздик ва аз хуни мубораки Расулуллоҳ аст, аз Сиддиқи Акбар ва Форуқи Аъзам баландмартаба аст, гуфта тавонем, ҳам ин бузургиҳо аз ҳама ҷиҳат бузурганд гуфта наметавонем. Ин мисли якчанд чиз омӯзондани Хизр ъалайҳиссалом ба Мӯсо ъалайҳиссалом аст. [Бузургӣ аз тарафи хун мешуд, Ҳазрати Аббос аз ҳазрати Алӣ бузургтар мебуд. Ва дар Абулаҳаб ки бо хун аз ҳама наздик аст, шараф ва мартабае ки камтарин муъмин дорад, ҳеҷ вуҷуд надорад.] Аз сабаби бо хун наздик будан, **Ҳазрати Фотима** аз **Ҳазрати Хадича** ва **Ҳазрати Оиша** "разияллоҳу анҳунна" баландмартабатар аст. Фақат, ки аз як ҷиҳат бузургӣ, аз ҳама ҷиҳат бузург буданро нишон намедиҳад. Аз ин се кадомаш баландмартабатар, олимоҳоямон дигаргун гуфтаанд. Мувофиқи ҳадиси шариф, ҳар сеаш ва **Ҳазрати Марям** ва хотуни Фиръавн **Ҳазрати Осия** "разияллоҳу таъоло анҳунна аҷмаъин" аз ҳама занони дунё баландмартаба ҳастанд. Дар ҳадиси шариф, **(Фотима аз ҳама занони ҷаннат баланмарта ва Ҳасан ва Ҳусейн аз ҳама ҷавонони ҷаннат баланмартабатар мебошанд)** омадааст, ки ин аз як ҷиҳат мартаба аст.

Баъд аз инҳо, аз баландмартабатарини Асҳоби Киром, **(Ашараи Мубашшара)** яъне ба ҷаннат мужда дода шудаанд, мебошанд. Баъд аз инҳо, се саду сенздаҳ иштирокдорони ҷанги Бадр аз ҳама баландмартабаанд. Баъд аз онҳо, ҳама ҳафт ҳазор шеррони ҷанги Уҳуд, ва баъдан, ҳазору чаҳорсад касе ки дар **(Биъатур Ризвон),** яъне дар таги дарахте ба Расулуллоҳ ваъда дода буданд, баландмартабаанд.

Исмҳои Асҳоби Киром "разияллоҳу ъанҳум аҷмаъин" ки дар роҳи

Расули Акрам “салаллоҳу ъалайҳи васаалам”, ҷону молашонро фидо карда, ба Ӯ ёрӣ доданд, бо эҳтирому муҳаббат гуфтан воҷиб аст. Дар шаъни онҳо суханҳои ноҷо гуфтан асло ҷоиз нест. Номҳои онҳоро бо беэҳтиромӣ гуфтан, ин далолат ва фосидӣ аст.

Оне ки Расулуллоҳро дӯст медорад, ҳама асҳоби Ӯро ҳам дӯстдоштанаш лозим. Чунки дар ҳадиси шарифе омадааст: **(Касе ки асҳоби маро дӯст медорад, ин аз он аст, ки маро дӯст медорад. Касе ки онҳоро дӯст намедорад, ин аз он аст, ки маро ҳам дӯст намедорад. Онҳоро азоб додагӣ, маро ҳам азоб додаст. Маро азоб додагӣ, Аллоҳ таъолоро азоб додааст ва Аллоҳ таъолоро азоб додагӣ албатта азоб мебинад.)** Дар дигар ҳадси шариф омадааст, **(Агар Аллоҳ таъоло барои бандааш аз уммати ман хубӣ кардан хоҳад, муҳаббати Асҳоби маро дар қалби ӯ ҷой мекунад. Ва ӯ, онҳоро ба ҷон баробар дӯст медорад.)**

Аз ҳамин сабаб, муҳорибаҳои байни Асҳоби Киромро нодуруст фикр кардан, мисли хилофатро ба даст овардан буд, фикр кардан ваё барои орзӯҳои нафсониашонро ба ҷой овардан буд, фикр кардан нашояд. Ин тавр фикр кардан ва ба бузургон забон дароз кардан, ба мунофиқӣ аст ва ба фалокат роҳ паймудан аст. Чунки, бо нишастан дар ҳузури Расулуллоҳ, ва бо шунидани суханҳои мубораки Ӯ, таасуб [яъне якравӣ накардан] ва мавқеи орзӯ ва ба дунё дил бастанро аз қалбҳои ҳамаашон тоза шуда буд. Ҳирс [носерӣ, чашмгурусна], кин ва рафторҳои бад аз вуҷудашон таб тоза шуда буд. Касе ҳатто бо авлиёе аз уммати он пайғамбар “салаллоҳу ъалайҳи вассалам” нишинад, аз рафтори хуби он авлиё ва аз бузургии ӯ фоида мебинад ва пок мешавад ва аз дилбандӣ ба дунё наҷот меёбад. Ин тавр бошад, дар ҳоле ки асҳоби киром Расулуллоҳ “саллалоҳу ъалайҳи васаллам” – ро аз ҳама бештар дӯст доштанд, молу ҷонашонро барои Ӯ фидо мекарданд, ватанашонро барои Ӯ тарк мекарданд, ба сӯҳбаҳои Ӯ ки барои рӯҳ ғизо буд, ошиқ буданд, пас чи тавр инҳо аз рафторҳои бад наҷот намеёбанд, нафсҳояшон тоза намешавад ва барои ин ин дунёи гузарон меҷанганд? Он бузургон албатта аз ҳама дида поктаранд. Инҳоро ҷудо кардан, муҳорибаҳояшонро ба мо барин касони бадфикр монанд кардан, барои хоҳиши дунёиашон ҷангиданд гуфтан, мезебад? Дар бораи Асҳоби Киром ингуна чизҳои чиркин фикр кардан ҷоиз нест. Касе ки ин гуна идао дорад, оё фикр намекунад, ки душманӣ ба Асҳоби Киром, ин душманӣ ба Расулуллоҳ “салаллоҳу ъалайҳи

васаллам" аст ки онҳоро тарбия кардааст. Онҳоро бад гуфтан, ин бадгуфтан ба Расулуллоҳ аст. Аз ин сабаб аст, ки олимони дин бар он ақидаанд, ки (Касе ки асҳоби киромро бузург намедонад, ва эҳтиром намекунад, ин маънои онро дорад ки ба Расулуллоҳ имон надорад.)

Муҳорибаҳои Уштур ва Сиффин сабаби бадгӯӣ ба онҳо шуда наметавонад. Дар ин муҳорибаҳо онҳое ки зидди Ҳазрати Алӣ баромаданд, ҳамаашро аз бад шудан наҷот ёфтан ва ҳатто савоб гирифтанашон ҳам дар маълумотҳо омадааст. Дар ҳадиси шариф омадааст, ки **(Муҷтаҳиде ки хато мекунад, як савоб, вақте дурустиро меёбад, ду ваё даҳ савоб аст. Аз ду як савобаш барои иҷтиҳод кардан, ва дуюмаш барои дурусташро ёфтан аст.)** Ин бо зиддиятиву хархашаву иноду душманӣ байни бузургони дин нест. Бо сабаби иҷтиҳодашон аст. Барои амрҳои исломиятро ба ҷо оварданашон буд. Ҳамаи Асҳоби Кином муҷтаҳид буданд. [Масалан, муҷтаҳид будани Амр бин Ос "разияллоҳу ъанҳ" дар саҳифаи дусаду наваду ҳашти китоби **(Ҳадиқа)** оварда шудааст.]

Барои ҳар як муҷтаҳид фарз аст, ки бо маълумоте ки бо иҷтиҳод ба даст меояд, амал кунад. Ҳарчанд агар иҷтиҳодаш аз иҷтиҳоди дигар муҷтаҳидони бузург фарқ кунад, ҳам амал карданаш лозим аст. Ба иҷтиҳоди каси дигар пайравӣ карданаш ҷоиз нест. Талабаи Имоми Аъзам Абуҳанифа[9], Абуюсуф бо Муҳаммад Шайбонӣ ва талабаи Имом Муҳаммад Шофеӣ[10], Абусавр ва Исмоил Музонӣ ба Устодонашон дар баъзе ҷойҳо мухолафат кардаанд. Баъзе чизҳое ки Устоданашон ҳаром гуфтанд, онҳо ҳалол шумориданд.

Ва баъзе чизҳое ки ҳалол гуфтанд талабаҳояшон ҳаром гуфтанд. Аз ҳамин сабаб, онҳоро гуноҳ карданд ва бад шуданд, гуфта наметавонем. Касе нест ки интавр гӯяд. Чунки инҳо ҳам мисли устодонашон муҷтаҳид буданд.

Бале. Алӣ "разияллоҳу анҳ" аз Муъовия ва Амр ибни Ос "разияллоҳу анҳума" дида бузургтар аст, олимтар аст. Бисёр мартабаҳое ҳаст ки ӯро аз онҳо фарқ мекунонад. Иҷтиҳодаш ҳам аз иҷтиҳоди он ду, пурқувваттар ва бо исобат аст. Фақат, аза сабабе ки Асҳоби Кином ҳама муҷтаҳиданд, ин ду ҳам дохил, аз ин ҷост ки ба иҷтиҳоди ин имоми бузург пайравӣ карданашон ҷоиз набуд. Бо иҷтиҳоди худашон ҳаракат карданашон лозим буд.

9 Аюб Сабри Пошо соли 1314 [1890 - мелодӣ] вафот кардааст.

10 Муҳаммад бин Идрис Шофеӣ соли 204 [820 - мелодӣ] дар Миср вафот кардааст.

**Савол:** Дар муҳорибаҳои Ҷамал ва Сиффин, бисёре аз саҳобаҳои Муҳоҷирон ва Ансор бо имоми Алӣ якҷоя буданд. Ба ӯ итоат карданд. Дар ҳоле ки инҳо ҳамаашон муҷтаҳид буданд, ба Алӣ итоат карданро воҷиб донистанд. Аз ин бармеояд, ки итоат кардан ба Алӣ разияллоҳу анҳ ба муҷтаҳидон ҳам воҷиб будааст. Иҷтиҳодҳояшон мухолафат кунад ҳам бо ӯ якҷоя шуданашон лозим будаст. Ин чи тавр мешавад?

**Ҷавоб:** Онҳое ки Ҳазрати Алиро итоат карда бо ӯ якҷоя ҷангиданд, барои итоат кардан бо иҷтиҳоди ӯ, якҷоя нашуданд. Аз сабаби иҷтиҳоди худашон бо иҷтиҳоди Алӣ мувофиқ буд, иҷтиҳодашон ба Алӣ итоат карданашонро воҷиб нишон дод. Ҳамин тавр, иҷтиҳоди бисёре аз бузургони Асҳоби киром ба иҷтиҳоди Имом Алӣ мувофиқ наомад. Ва ба ин Имоми бузург ҷангиданашон воҷиб шуд. Он вақт иҷдиҳоди Асҳоби Киром се гуна буд. Як қисмаш Имом Али ҳақ буданашро фаҳмида ба ӯ итоат карданашон воҷиб шуд. Қисми дигаре, иҷтиҳоди бо ӯ ҷангиданро дуруст донистанд ва ба инҳо бо Али “разияллоҳу анҳ” ҷангидан воҷиб шуд. Қисми сеюм бошад, ба ҳар ду тараф ҳам итоат накардан ва ҷанг накардан лозим аст, гуфтанд. Иҷтиҳоди инҳо ба муҳориба пайванд нашуданашонро иҷоб мекард. Ва албатта ки ин се қисм ҳақ буданд ва савоб ҳам гирифтанд.

Навиштаи боло онҳое ки бо Алӣ “разияллоҳу анҳ” ҷагиданд, ҳақ мешуморад. Аммо олимони аҳли суннат, Имом Алӣ ҳақ буданашро идао доранд ва онҳое ки дар муқобилаш буданд хато карданд. Аммо ба хотире ки узр доштанд, авф шуданашон ваё савоб гирифтанашон оварда нашудааст. Ба ин чӣ мегӯед?

**Ҷавоб:** Бузургони дин ба мисли Имом Шофеӣ ва Умар бин Абдулазиз бар ин ақидаанд, ки барои ҳеҷ яке аз Асҳоби киром, ӯ хато кард, гуфтан ҷоиз нест. Аз ин сабаб, (Ба бузургон хато кард, гуфтан дуруст нест) омадааст. Хурдон дар ҳаққи бузургон суханҳои мисли (дуруст кард, хато кард, хурсанд шудам ваё нашудам) гуфтанашон ҷоиз нест. Чи тавре ки Аллоҳ таъоло дастҳоямонро ба хуни он бузургон олуда накард, мо ҳам бояд забонамонро аз суханҳои ҳак ваё ноҳақ нигоҳ дорем. Олимони бузург, баъд аз дидану омӯхтани далелҳо ва ҳодисаҳо, Имом Алӣ ҳақ буданаш ва онҳое ки дар муқобилаш буданд, хато карданашонро гуфта бошанд ҳам, ин суханонро бо (онҳое ки дар муқобили Алӣ буданд, дар миён гузошта метавонистанд, агар онҳо ҳам иҷтиҳоди худашонро ҳимоя карда метавонистанд) гуфтан мехостанд. Зиёда аз ин, Зубайр бин Аввом ки дар муҳорибаи уштур

бо ҳазрати Алӣ муқобил буд, баъд аз боз ҳам дақиқтар санҷидану омӯхтани ҳодисаҳо, иҷтиҳодашро иваз кард. Аз муҳориба даст кашид. Ҳамин тавр, суханоне ки Аҳли Суннат хаторо ҷоиз мебинанд, ин тавр фаҳмидан лозим. Набошад, ҳазрати Алӣ ва ҳамроҳони ӯ дар роҳи ҳақ ва дар тарафи муқобил волидаи азизамон Оишаи Сиддиқа ва дигар Асҳоби Киром дар роҳи ботил гуфтан ҷоиз нест.

Ин муҳорибаҳои Асҳоби Киром дар ҷудогонагии иҷтиҳод ки аз шохаҳои аҳкоми шаръист, буд. Аммо дар Исломият, ҳеҷ як ҷудоафкани набуд. Дар ҳоли ҳозир баъзеҳо ба бузургони дин, мисли Муъовия ваё Амр бин Ос "разияллоҳу анҳ" забон дароз карда беэҳтиромӣ мекунанд. Хафа кардани асҳоби киром, ин хафа кардан ва хурд шумурдани Расулуллоҳ "салаллоҳу ъалайҳи вассалам" буданашро намедонанд. Фармудаи Имом Молик ки (онҳое ки дар ҳаққи Муовия ва Амр бин Ос "разияллоҳу анҳ"[11] бад мегӯянд, худашон сазовори он гапҳояшон ҳастанд), гуфта буд, дар **(Шифои Шариф)** навишта шудааст. Аллоҳ таъоло қалбҳоямонро бо меҳри Асҳоби Ҳабибаш пур гардонад. Он бузургон, солеҳ ва муттақиёнро дӯст медорад. Мунофиқ ва шаққиҳоро дӯст намедорад.

[Онҳое ки қадр ва бузургии асҳоби Расулуллоҳ "салаллоҳу ъалайҳи васаллам" – ро мефаҳманд ва ҳамаашонро дӯст дошта, ба ҳамаашон эҳтиром доранд ва ба роҳи онҳо мераванд, **(Аҳли суннат)** мегӯянд. Ва онҳое ки баъзеашонро дӯст медорем ва дигаронашро дӯст намедорем ва ҳамин тавр да роҳи ягонтаашон нестанд, **(Рафизи)** ва **(Шиа)** меноманд. Рафизиҳо дар Эрон, Ҳиндустон ва Ироқ бисёранд. Дар Туркия вуҷуд надоранд. Баъзе аз инҳо, мусалмонони ватамонро, **Алавиҳои** покро фиреб кардан мехоҳанд, ва худро **(Алавӣ)** меноманд. Аммо **Алавӣ** ин дӯстдори Алӣ "разияллоҳу анҳ" аст. Барои як касро дӯст доштан, дар роҳи ӯ будан, дӯстдоштаҳои ӯро дӯст доштан лозим аст. Инҳо агар Алӣ "разияллоҳу анҳ" – ро дӯст медоштанд, ба роҳи ӯ мерафтанд. Алӣ "разияллоҳу анҳ" ҳама асҳоби кироmро дӯст медошт. Ҳатто мушовири халифаи дуюм Умар "разияллоҳу анҳ" буд. Аз Фотима "разияллоҳу анҳа" духтараш Умми Гулсум – ро ба Умар хонадор кард. Дар хутба барои ҳазрати Муъовия (бародаронатон аз мо ҷудо шуданд. Онҳо кофир ваё фосиқ нестанд), фармуд. Вақте ки Талҳа "роазияллоҳу анҳ", ки муқобили ӯ меҷангид, шаҳид шуд, аз рӯяш

11 Муовия бин Абусуфён 60 (680 – и мел.) дар Шом вафот кард. Амр бин Ос 43 (663 – и мел.) дар Миср вафот кард.

хокҳоро тоза кард ва намозашро худаш гузошт. Аллоҳ Таъоло дар Қуръони Карим **(Муъминон бародарони якдигар буданашро)** таъкид мекунад. Дар ояти охири сураи Фатҳ, **(Асҳоби Киром якдигарашро дӯстдоштанашонро)** хабар медиҳад. Аз асҳоби киром ҳатто якеашро дӯст надоштан ва ҳоло душманӣ кардан, ин бовар накардан ба Қуръони Карим аст. Олимони аҳли суннат, бузургии Асҳоби Киром “разияллоҳу таъоло анҳум аҷмаъин” – ро нағз фаҳмида буданд. Ва ҳамашонро дӯст доштанамонро амр кардаанд. Ва мусалмононро аз фалокат наҷот додаанд.

Онҳое ки аҳли байт, яъне Алӣ “разияллоҳу анҳ” ва тамоми авлодашро, наслашро дӯст намедоранд, ва ба нури чашми аҳли суннат душманӣ меварзанд, **(Ҳариҷӣ)** мегӯянд. Имрӯз бошад ҳариҷиҳоро **(Язидӣ)** меноманд. Дин ва имони Язидиҳо бисёр вайрон аст.

Онҳое ки Асҳоби кироmро ҳамаашонро дӯст медорем мегӯянду дар роҳи онҳо нестанд ва фикрҳои вайрони худро роҳи Асҳоб аст мегӯянд, **(Ваҳҳобиёнанд).** Ваҳҳобӣ бо фикрҳои вайроншудаи як инсони диндори бемазҳаб Аҳмад ибни Таймия ва бо дурӯғҳои омехташудаи як ҷосуси англис – Ҳемфер, ба вуҷуд омад. Ваҳҳобиҳо олимони аҳли суннат, бузургони тасаввуф ва шиаҳоро дӯст намедоранд ва онҳоро бад мекунанд. Танҳо худашонро мусалмон мешуморанд. Ва онҳое ки мисли онҳо нестанд, мушрик мехонанд. Молу ҷони инҳо ба ваҳҳобиҳо ҳалол аст мегӯянд. **(Ибоҳӣ)** мешаванд. Аз Қуръони Кариму ҳадисҳои шариф маънoҳои нодуруст бароварда, мусалмониро ин гуна хаёл мекунанд. Бисёре аз далилҳои шаръӣ ва ҳадисҳои шарифро инкор мекунанд. Олимони чаҳор мазҳаб, онҳоеро ки аз аҳли суннат ҷудо шудаанд ва бар далолат пайвастаанд, бар исломият бисёр зарар доданашон дар бисёре аз китобҳо бо васиқаҳо исбот шудааст. Барои боз ҳам маълумоти бештар, китобҳои туркии **(Қиёмат ва Охират), (Саодати Ъабадия)** ва китобҳои арабии **(Минҳатул Ваҳбия), (Ат Тавассулу бин Наби ва бис Солиҳин), (Сабилун наҷот)** ва китоби форсии **(Сайфул Аброр) –** ро бихонед! Ин китобҳо ва бисёре аз китобҳои пурқиммат ки ҳамчун раддия бар аҳли бидъат, навишта шудааст, дар Истанбул аз тарафи **(Ҳакикат Китабэви)** нашр шудаанд. Дар ҷилди сеюми **(Ибни Обид)**[12] ва дар китоби туркии **(Неъмати Ислом)** дар баҳси никоҳ, ибоҳӣ будани ваҳҳобиҳо равшан гуфта

12 Муҳаммад Амин ибни Обидин соли 1252 [1836 – мелодӣ] дар Шом вафот кардааст

шудааст. Аюб Сабри Пошо[13] яке аз амирони Султон Абдулҳамидхони II, дар китобҳои **(Миратул Ҳаромайн)** ва **(Таърихи Ваҳҳобиён)** ва дар ҷилди ҳафтуми таърихи Аҳмад Ҷавдот Пошо, ваҳоббиҳоро бо забони туркӣ дароз навишта шудааст. Дар китоби арабии **(Савоҳидул Ҳақ) –** и Юсуф Набҳанӣ, ки дар Миср ба табъ расидааст, ба ваҳҳобиҳо ва Ибни Таймия ҷавоби дароз додааст. Панҷоҳ саҳифаи ин китоб, ки соли 1972 дар Истанбул ба арабӣ ба табъ расондем, дар китоби **(Олимони Ислом ва Ваҳҳобиҳо)** мавҷуд аст.

Аюб Сабри Пошо "раҳималлоҳу анҳ" мефармояд: (Ваҳҳобӣ, соли 1205 [1791 – и мелодӣ] дар нимҷазираи Арабистон, бо хун, бо як иҳтилоли шиканҷа ба майдон омадааст.) Паҳнкунандаи китобҳои ваҳҳобӣ ва бемазҳабӣ, Муҳаммад Абдуҳи Мисрӣ аст. Китобҳои Абдуҳ байни ҷавонон ҳамчун китобҳои "олимони бузурги ислом, ислоҳотхоҳон, равшанфикрон" паҳн мешуд. Абдуҳ дар китобҳояш кушоду равшан аз яке масонҳо ва сардори Ҷамъияти Масонони Қоҳира - Ҷамолиддин ал Афғонӣ[14] ҳимоят мекард. Барои шикаст додани аҳли суннат, нобуд кардани исломият, душманони пинҳони ислом дар либоси олимони дин даромада, бо суханони тиллоӣ мусалмониро таъриф карда, маккорона ин фитнаҳоро ҷорӣ карданд. Абдуҳ ба осмонҳо бароварда шуд. Олимони аҳли суннат ва имомони мазҳабҳоро ҷоҳил гуфтанд. Ҳатто исмҳояшон дигар гуфта намешуд. Фақат, онҳое ки барои исломият хунашон рехт, аҷдоди мӯҳтарамамон ки ба хотири Расулуллоҳ "салаллоҳу ъалайҳи вассалам" ҷонашонро доданд, насли тоза ва асили шаҳидони бошаъну шарафамон ба ин пропагандаҳо ва рекламаҳое ки бо миллионҳо пул мекарданд, дода нашуданд. Ҳатто ин қаҳрамонони динро нашуниданд ва нашинохтанд. Ҷаноби Ҳақ, насли ин шаҳидонро аз ҳуҷумҳои аҳмақона ҳифз кард. Имрӯз ҳам, Мавдудӣ[15] Саййид Қутб[16] ва Ҳамидуллоҳ ва мисли (Ҷамоъати Таблиғ) китобҳои бемазҳабонро тарҷума карда, байни ҷавонон паҳн мекунанд. Дар ин тарҷумаҳо, рекламаҳои мисли девашон, мадҳу ситоиши мисли шакарашон, фикрҳои вайроншудае, ки ба фармудаҳои олимони ислом мувоффиқ нестро мебинем. Аллоҳ

13 Аюб Сабри Пошо соли 1314 [1890 - мелодӣ] вафот кардааст.

14 Ҷамолиддин ал Афғонӣ соли 1314 [1897 - мелодӣ] вафот кардааст.

15 Ҷамолиддин ал Афғонӣ соли 1314 [1897 - мелодӣ] вафот кардааст.

16 Мавдудӣ ин муасисси (Ҷамоъатул Исломия) дар Ҳиндустон буд. Соли 1399 [1979 – и мелодӣ] вафот кардааст.

Таъоло, ба ҳурмати ҳабибаш, пайғамбари дӯстдораш Муҳаммад “салаллоҳу ъалайҳи вассалам”, мусалмононро аз хоби ғафлат бедор кунад. Аз дурӯғҳову ифтироҳои душманон муҳофиза кунад. Омин! Аммо танҳо бо дуо кардан худамонро фиреб надиҳем. Ба одати иллоҳияи Аллоҳ Таъоло итоат накардан, сабабҳоро сабабҳоро риоя накардан, кор накарда дуо кардан, мисли аз Аллоҳ таъоло муъҷиза хостан аст. Дар мусалмонӣ ҳам талош кардан ва ҳам дуо кардан аст. Аввал сабабҳоро риоя карда баъд дуо кардан лозим. Сабаби якуми аз куфр раҳо шудан, ин исломиятро омӯхтан ва омӯзондан аст. Бе ин ҳам, омӯхтани эътиқоди аҳли суннат ба занон, мардон ба ҳама фарз аст. Вазифаи аввалиндараҷа аст. Имрӯзҳо инҳоро омӯхтан бисёр осон аст. Чун, навиштан ва нашр кардани китобҳои динии дуруст озод аст. Барои мусалмононе ки давлат ин ҳурриятро ба онҳо медиҳад, ҳар як мусалмон, ёрӣ расонданаш лозим.

“Онҳое ки эътиқоди аҳли суннат ва илми ҳолро намеомӯзанд, ва ба кӯдакон намеомӯзонанд, аз мусалмонӣ ҷудо шудаанд, ва дар фалокати ба куфр афтидан ҳастанд. Дуоҳои ин гуна одамон бе ин ҳам қабул намешавад, ки худро аз куфр ҳифз кунанд. Расулуллоҳ “салаллоҳу ъалайҳи васаллам” мефармояд, ки **(Дар ҷое ки илм ҳаст, мусалмонӣ ҳаст. Дар ҷое ки илм нест, мусалмонӣ буда наметавонад.)** Чуноне ки барои намурдан хӯрдан, нӯшидан лозим аст, барои ба доми кофирон наафтидан, барои аз дин хориҷ нашудан, ҳам дину имонро омӯхтан лозим аст. Аҷдодамон ҳамеша якҷоя шуда китобҳои илми ҳолро хонда, динашонро меомӯхтанд. Танҳо бо ин роҳ мусалмон боқӣ монданд. Завқи Исломиятро гирифтанд. Нури ин саодатро ба мо дуруст оварда расониданд. Мо ҳам барои мусалмон монданамон, барои он ки фарзандонамон ба кофирони даруниву беруниамон нагараванд, аввалин чора ва аз ҳама муҳим, ин аз ҳама аваал китобҳои илми ҳоли аҳли суннатро хондан ва омӯхтан аст. Модару падаре, ки мусалмон будани фарзандашонро мехоҳанд, ба ӯ бояд Қуръонро омӯзонанд. То вақте ки фурсат дорем, хонем, омӯзем ва ба фарзандонамон ва ба наздиконамон омӯзонем. Баъди ба мактаб рафтанашон, омӯхтан мушкил мешавад. Ҳатто ғайриимкон. Замоне ки фалокат меояд, оҳ кашидан бефоида аст. Ба душманону зиндиқони Ислом, китобҳои ширину тиллоӣ, газетаву маҷмуаҳо, телевизиону радиоҳояшон набояд фиреб хӯрд. Ибни Обидин “раҳималлоҳу таъоло”, дар ҷилди сеюм мефармояд, ки (кофироне ки ба ягон дин бовар надорад, аммо зоҳиран мусалмон вонамуд карда чизҳоеро ки ба куфр сабаб мешаванд,

мусалмонист, гуфта мефаҳмонанд, **(Зиндиқ)** меноманд).

**Савол:** Як кас, ки навиштаҳои аз китобҳои вайрони бемазҳабон тарҷума шудаастро хонда мегӯяд, (Тафсири Қуръони Каримро бояд хонем. Динамонро, фаҳмиши Қуръони Каримро ба олимони дин гузоштан, фикри ботаҳлука ва даҳшатнок аст. Дар Қуръони Карим (Эй олимони дин) гуфта хитоб намекунанд. (Эй инсонҳо), (Эй касоне ки имон овардед) гуфта хитоб мекунад. Барои ҳамин, ҳар як мусалмон, Қуръони Каримро худаш бояд фаҳмад ва аз дигарон интизор набошад).

Ин шахс ҳамаро тафсиру ҳадис хонданашро мехоҳад. Аммо китобҳои калом, фиқҳ ва илми ҳоли олимони Ислом ва бузургони аҳли суннатро тавсия намедиҳад. Китоби нашркардаи Раиси Кумитаи Дин Рашид Ризаи Мисрӣ[17] ҳам, ки соли [1974 – мелодӣ] таҳти рақами 157 бо номи **(Ягонагӣ ва Мазҳабҳои Фиқҳ дар Ислом)** хонадаҳоро дар ҳайрат гузошт. Дар бисёре аз ҷойҳои ин китоб, масалан дар суханронии шашум мегӯяд, ки:

*(Имомони муҷтаҳидаро ба пайғамбарон "салаватуллоҳу таъоло ъалайҳи вассалам" баробар кардаанд. Ҳатто сухани муҷтаҳидеро, ки ба ҳадис пайравӣ намекунад тарҷеҳ дода, ҳадисро нақз кардаанд. Ин ҳадис насҳшуда ваё дар назди имомамон ҳадиси дигаре мавҷуд аст, гуфтанд.*

*Ин тақлидкорҳо бо суханҳои онҳое ки дар ҳукм хато карданашон ва надонистанашон ҷоиз аст, амал кунанд ҳам, бо тарк кардани ҳадиси Пайғамбар ки орӣ аз хатост, аз тақлиди муҷтаҳидон ҳам берун мешаванд. Онҳо ба ин назаранд, ки ғайр аз Имоми Муҷтаҳид касе Қуръонро намефаҳмад. Ин суханони фиқҳдонҳо ва дигар тақлидкорон аз яҳудиён ва христианҳо интиқол ёфтанашон кушоду равшан аст. Ҳарчанд, ки фаҳмидани Қуръону ҳадис аз фаҳмидани китобҳои навиштаи фиқҳдонҳо осонтар аст. Онҳое ки калима ва услубҳои арабиро ҳазм мекунанд, барои фаҳмидани Қуръону ҳадис мушкилӣ намекашад. Қодир будани Аллоҳ таъолоро барои кушоду равшан фаҳмондани дини худаш ки инкор карда метавонад? Муроди Аллоҳ таъолоро аз ҳар каси дигар хубтар фаҳмидан ва фаҳмондани Расулуллоҳро ки инкор карда метавонад? Фаҳмонданҳои Ҳазрати Пайғамбар бар уммат кифоя нест маъно дорад. Вазифаи таблиғашро пурра ифо накардааст маъно дорад. Бисёре аз одамон агар Қуръони Карим ва суннатро намефаҳмиданд, Ҷаноби Ҳақ суннат ҳама инсонҳоро бо ҳукмҳои он китоб ва мукаллаф намесохт. Инсон чизҳое,*

17 Саййид Қутб соли 1386 [1966 – и мелодӣ] дар Миср вафот кардааст.

*ки бовар дорад бояд бо далелҳо донад. Ҷаноби Ҳақ, тақлидкоронро такбеҳ кардааст. Падару бобоҳоямонро тақлид карданмонро маъзур набуданашро гуфтааст. Оятҳо нишон медиҳанд, ки тақлид дар назди Аллоҳ асло мақбул набуд. Фаҳмидани қисми фуруъи дин бо далелҳо аз фаҳмидани қисми имон осонтар аст. Ҳукмҳои баъзе ҳадисҳои нодирро баровардан қувва мехоҳад, инҳоро надонистан ва иҷро накардан узр ҳисоб мешавад. Фиқҳдонҳо баъзе масъалаҳоро аз худашон эҷод кардаанд. Барои инҳо ҳукмҳо баровroutdanд. Барои инҳо, раъй, қиёс, қиёси хофи барин чизҳоро далел оварданд. Инҳо бо роҳи ақл ибодатҳои номумкинро маълумот дода ба саҳна оаврданд. Ҳамин тавр, динро васеъ карда чанд маротиба баланд бардоштанд. Мусалмононро дар кулфат андохтанд. Ман қиёсро инкор намекунам. Дар майдони сиёсат қиёс вуҷуд надорад. Имону ибодатҳо дар замони Пайғамбар тамом шуд. Ҳеҷ кас ба инҳо илова карда наметавонад. Имомони муҷтаҳид, тақлидро манъ накарданд, онро ҳаром гуфтанд.)*

Навиштаҳое ки аз (Ягонагӣ ва Мазҳабҳои Фиқҳ дар Ислом) Рашид Ризои бемазҳаб овардем, мисли китобҳои дигар бемазҳабон, тақлид кардани имомони чаҳор мазҳабро манъ кардаанд. Ҳамаро ба омӯхтани тафсир ва ҳадис амр мекунад. Ба ин чи мегӯед?

**Ҷавоб:** Навиштаҳои ин бемазҳабонро диққат кунем агар, фикронии вайрон, назарҳои тақсимкунӣ, мантиқи пӯсида ва бо калимаҳои зебову дилнишин мусалмононро фиреб карданашонро мебинем. Ҷоҳилон, ин навиштаҳоро мантиқ, дар атрофи ақл ба илм такя карданашонро хаёл карда бовар мекунанд. Ба онҳо пайравӣ кунанд, ҳам соҳибони илм ва назари мустаҳкам, ҳаргиз ба доми инҳо намеафтанд.

Олимони Ислом “раҳимаҳумуллоҳу таъоло” чаҳордаҳ аср аст, барои огоҳ кардани ҷавонон аз фалокату таҳлукаҳои ин бемазҳабон, ки мусалмононро ба фалокати абадӣ дучор мекунанд, ҳазорҳо китобҳои пурқиммат навиштаанд. Барои саволи боло ҳамчун ҷавоб як миқдор тарҷумаи саҳифаи ҳафтсаду ҳафтоду якуми китоби **(Ҳуҷҷатуллоҳи алал ъаламин)** – и Юсуф Набҳониро[18] мувофиқ дидем:

Аҳком баровардан аз Қуръони Карим кори ҳар кас нест. Ҳатто имомни муҷтаҳида ҳам ҳама аҳкоми Қуръони Каримро бароварда наметавонанд. Аз ҳамин сабаб, Расулуллоҳ “салаллоҳу ъалайҳи вассалам” аҳкоми Қуръони Каримро бо ҳадисҳо шарҳ додаанд. Чи тавре ки Қуръонро танҳо Расулуллоҳ “салаллоҳу ъалайҳи вассалам”

18 Юсуф Набҳонӣ соли 1350 [1932 – и мелодӣ] дар Бейрут вафот кардааст.

фаҳмондаанд, ҳадисҳои шарифро ҳам танҳо Асҳоби Киром ва имомони муҷтаҳида фаҳмида ва фаҳмонда тавонистаанд.

Барои инро фаҳмидан, Аллоҳ таъоло имомони муҷтаҳидаро илмҳои ақлӣ ва нақлӣ, қувваи идрок, зеҳни тез ва ақли зиёда ва бисёр чизҳои дигар эҳсон кардааст. Дар сари ин ҳама ин бузургиҳо тақво меистад. Баъд аз ин нури илоҳии қалбоҳоямон меояд. Имомони муҷтаҳидаамон бо ёрии ин бартариҳо аз каломи Аллоҳ Таъоло ва Расулуллоҳ муроди онҳоро фаҳмиданд ва он чизҳоеро ки нафаҳмиданд, бо **(Қиёс)** гуфтаанд. Имомони чаҳор мазҳаб, ҳар кадомаш ба муридонаш ва пайравонаш: (агар ҳадиси саҳеҳеро шунидед, сухани маро як тараф гузоред ва аз Расулуллоҳ пайравӣ кунед) гуфтаанд. Имомони мазҳабамон ин суханонро мисли худашон олимони муҷтаҳидаро гуфтаанд. Ин олимон, далелҳои чаҳор мазҳабро медонистагӣ ва тарҷеҳ мекардагӣ касонанд. Ин олимони муҷтаҳид, далели иҷтиҳоди имомони мазҳабро бо санадҳои ҳадисҳои саҳеҳ, ки нав омӯтааст, ровиёнашонро ва кадомаш баъдтар ворид шудааст ва бисёр шартҳои дигарро таҳқиқ карда кадомаш тарҷеҳ доданашро мефаҳмад ва маълум мекунад. Фақат, ба имоми муҷтаҳиде барои масъалае ҳадиси шарифе ки ҳамчун далел буд, нарасида буд. Ва онро қиёс карда ҳукм мекунад. Баъдтар муридонаш он ҳадиси шарифро меомӯзанд ва дигар ҳукм медиҳанд. Аммо ин муридон барои ингуна иҷтиҳод карданашон аз мазҳаб баромада намешаванд. Ва баъд аз ин ҳам, муфтиёни муҷтаҳид ин гуна фатво додаанд. Аз ҳамаи ин навиштаҳо фаҳмида мешавад, ки мусалмононе ки имомони чаҳор мазҳаб ва муҷтаҳидоне ки дар мазҳабҳои онҳо ба воя расидаастро тақлид мекунанд, ба ҳукмҳои Аллоҳ таъоло ва Расулуллоҳ тобеъанд. Ин муҷтаҳидон ҳукмҳое ки дигарон аз Қуръони Карим ва Ҳадисони Шариф намефаҳманд, фаҳмида маълум карда ба дигарон расондаанд. Мусалмонон бошанд, аз китобу суннат муайян кардаҳои онҳоро тақлид кардаанд. Чун сураи Нахл ояти  чилу сеюм маънияи **(Агар надонед, аз онҳое, ки медонанд пурсед!)** мефармояд.

Ин ояти карима, ҳар кас Китоб ва Суннатро фаҳмида натавонистанашро мегӯяд. Ва фаҳмида натавонанд ҳам, ёфта тавонистанашонро мефаҳмонад. Онҳое ки намефаҳманд, барои фаҳмидан аз Қуръони Кариму Суннат кушиши фаҳмидан накунанд, онҳоро аз олимоне ки мефаҳманд пурсиданашон амр шудааст. Қуръони Карим ва Суннатро ҳама дуруст фаҳмида метавонист, ҳафтоду ду фирқаи тахрифшуда намебаромад. Асосгузори ҳамаи ин фиоқаҳо олим буданд, фақат ҳеҷ

кадомаш нассҳо яъне Қуръону ҳадисро дуруст фаҳмида натавонисанд ва аз роҳи рост берун шуданд. Ва сабаби ба фалокат андохтани миллионҳо мусалмон шуданд. Дар маъноҳои нодуруст баровардан аз нассҳо он қадар дода шудаанд, ки то дараҷае мусалмонони роҳи ростро мушрик, кофир гуфтан, аз роҳ баромаданд. Дар китоби ваҳҳобии **(Кашфу Субуҳат),** ба туркӣ тарҷума карда ба хонаамон андохтаанд, куштани аҳли суннат ва молҳояшонро ба яғмо бурданро мубоҳ гуфтаанд.

Аллоҳу Таъоло, иҷтиҳод кардани имомони мазҳабҳо ва сохтани мазҳабҳо ва ҳама мусалмононро ба ин мазҳабҳо ҷамъ карданро танҳо ба уммати Пайғамбари дӯстдораш "саллаллоҳу таъоло ъалайҳи вассаллам" эҳсон кардааст. Ҷаноби Ҳақ аз як тараф, бо офаридани имомони эътиқод, ба зиндиқону мулҳидон ва шайтонҳои инсонсурат аз вайрон кардани эътиқоду имон монеа шудааст, бо офаридани имомони мазҳабҳо ҳам, динро аз вайроншавӣ муҳофизат кардааст. Аз сабабе ки дар Масеҳият ва Яҳудият ин неъмат набуд, динҳояшон вайрон ва тахриш шуданд ва ба бозича табдил ёфтаанд.

Чаҳор сад сол баъд аз вафоти Расулуллоҳ "саллаллоҳу ъалайҳи вассаллам" олимони бузурги муҷтаҳида намонданашро олимони ислом якҷоя хабар додаанд. Яъне агар дар ҳоли ҳозир касе даъвои иҷтиҳод кардан дошта бошад, ё аз ақл бегона аст, ваё ҷоҳиле беш нест. Олими бузург Ҷалолиддини Суютӣ "раҳималлоҳу таъоло"[19] ба дараҷаи иҷтиҳод баромаданашро гуфтааст. Олимони замонаш аз ӯ саволе пурсиданд, ки ду ҷавоби гуногун дошт. Ва аз ӯ кадомаш боқувватар аст, гуфта пурсиданд, ҷавоб дода натавонист. Кораш бисёр ва барои ин вақт ҷудо карда натавонистанашро гуфт. Ҳарчанд, ки аз ӯ дар фатво иҷтиҳод карданашро хостанд. Ва ин иҷтиҳодро дараҷаи аз ҳама поён аст. Ба мисли Суютӣ як имоми бузург аз аз иҷтиҳод дар фатво гурезад агар, онҳое ки мусалмононро ба иҷтиҳоди мутлақ меандозанд, девона ваё ҷоҳил набошад, пас кист? Имом Ғазолӣ "раҳималлоҳу таъоло"[20] дар замони худ, муҷтаҳид набуданашро дар китоби **(Эҳё ул Улум)** баён кардааст.

Як мусалмоне, ки муҷтаҳид нест, ҳадиси саҳеҳе омӯзад агар, имоми мазҳаб ба ин ҳукм кардан душвор бошад, муҷтаҳидоне ки мувофиқ ба ин ҳадис иҷтиҳод кардаанд, ҷӯстуҷӯ карда ёфтанаш лозим. Ва ин корро мувофиқи он мазҳаб анҷом доданаш лозим. Олими бузург Имом Нававӣ

19 Суютӣ Абдураҳмон, соли 911 [1505 – и мелодӣ] дар Миср вафот кардааст.

20 Имом Муҳаммад Ғазолӣ соли 505 [1111 – и мелодӣ] дар шаҳри Тӯс вафот кардааст.

“раҳималлоҳу таъоло”[21] дар китоби **(Равдату Толибин)** инро дароз баён кардааст. Чунки, ба онҳое ки ба дараҷаи иҷтиҳод нарасидаанд, аз Китоб ва Суннат баровардани аҳком ҷоиз нест. Ҳоло баъзе ҷоҳилон ба дараҷаи иҷтиҳоди мутлақ расиданашонро идао мекунанд, яъне аз насс, Қуръону суннат аҳком бароварда тавониста ва ба тақлиди чаҳор мазҳаб эҳтиёҷ набуданашро иддао мекунанд. Ва мазҳабе ки солҳо боз тақлид мекарданд, тарк карда истодаанд. Бо фикрҳои вайрони худ, барои мазҳабҳоро аз байн бурдан талош мекунанд. Ба райъҳои мо барин шахсони дин итоат карда натавонистан ва дигар чизҳои ҷоҳилонаву аҳмақона мегӯянд. Бо таҳрики васвасаву нафсҳои шайтон, бартариятро иддао мекунанд. Бо ин суханҳояшон, на ин ки бартарияташонро балки аҳмақӣ ва пастияшонро нишон медиҳанд. Дар байни инҳо ҳама тафсир бояд хонад ва аз тафсир ва Бухорӣ бояд аҳком барорад мегуфтагиҳоро ҳам мебинем. Бародарони Мусалмон!!! Аз дӯсти бо ин гуна аҳмақҳо бипарҳезед, аз онҳоро шахсони дин гумоштан ва аз китобҳои онҳоро хондан парҳез кунед! Ба имомони мазҳабо бипайвандед! Аз чаҳор мазҳаб, кадомешро ки хоҳи интихоб карда метавонӣ. Фақат, осониҳои мазҳабҳоро ҷӯстуҷӯ кардан, яъне **(Талфиқ)** кардан ҷоиз нест. [**(Талфиқ)** ин осониҳои мазҳабҳоро ҷамъ карда, як корро аз мазҳабҳо ба ягонтоаш мувофиқ нест, маъно дорад. Вақте як корро кардан, баъди мувофиқ кардани он яке аз чаҳор мазҳаб, яъне ин кор мувофиқи ин мазҳаб саҳеҳ буданаш, барои дигар се мазҳаби дигар ҳам саҳеҳ ва мақбул шуданаш ба чизҳои даркорӣ мувофиқ ояд, ба қадри имкон мувофиқат кунад, инро **(Тақво)** мегӯянд, бисёр савоб мешавад.]

Як мусалмоне ки ҳадисҳои шарифро хонда фаҳмида метавонад, аввалан ҳадисҳое ки далелҳои мазҳаби худаш ҳастанд, бояд омӯзад. Баъдан, корҳоеро ки ин ҳадис мадҳ кардааст, анҷом ва корҳоеро ки манъ кардааст парҳез кунад. Ва бузургиву қиммати дини Ислом, камолоти номҳову сифатҳои Аллоҳ таъоло ва ҳаёт. Фазилатҳо ва муъҷизаҳои Расулуллоҳ “салаллоҳу ъалайҳи васаллам”, дунё, охират, ҳоли Ҷаннат ва Ҷаҳаннам, малоикаҳо, ҷинҳо, умаматон ва китобҳои пайғамбарони гузашта, Қуръони Карим ва бартариҳои Расулуллоҳ ва Олу Асҳобаш “ризвануллоҳу таъоло ъалайҳим аҷмаъин” , аломатҳои қиёмат ва боз бисёр маълумотҳои вобаста ба дунё ва охират бояд омӯзад. Дар ҳадисҳои шарифи Расулуллоҳ “саллаллоҳу ъалайҳи вассалам” ҳама маълумотҳо вобаста ба дунёву охират ҷамъоварӣ шудааст.

---

21 Яҳё Нававӣ соли 676 [1277 – и мелодӣ] дар Шом вафот кардааст.

Аз ин навиштаҳоямон бармеояд, ки онҳоеро ки иддао мекунанд, ки ҳукмҳои диниеро ки муҷтаҳидон аз ҳадисҳои шариф мебароранд, фоида надоранд, чи қадар ҷоҳил будаанашонро фош кард. Дар байни миллионҳо номҳое, ки ҳадисҳои шариф зикр кардааст, ҳадисҳое ки ибодатҳо ва муомилотро баён кардаанд, хеле каманд. Мувофоқи гуфтаи баъзе олимон ададашон ба панҷсад мерасад. [Такрор ёфтагиҳоро ҳам ҳисоб кунем, се ҳазорро намегузарад.] ИАз миёни ин қадар ҳадиси кам, ҳадиси саҳеҳеро нашунидани ҳар чаҳор имомони мазҳаб, имконнопазир аст. Ҳадисҳои саҳеҳро, ҳадди ақал яке аз имомони чаҳор мазҳаб ҳамчун далел истифода бурдааст. Як мусалмоне, ки кораш ба ҳадиси саҳеҳе дар мазҳаби худаш мувофиқ намеояд, ба мазҳаби дигаре ки дар ин ҳадис иҷтиҳод кардаанд, пайравӣ карда он корро анҷом доданаш лозим. Имоми мазҳаби худаш ҳам, шояд ин ҳадиси шарифро шунида бошад, аммо ҳадиси саҳеҳтаре ваё ҳадиси наве ки ҳадиси якумро насҳ кардааст, пайрави мекунад. Ваё аз рӯи сабабҳои дигаре ки муҷтаҳидон медонанд, ин ҳадисро ҳамчун далел нагирифтааст. Мусалмоне ки ин ҳадисро мешунавад, ҳукми пайрави накардан ба ин ҳадисро гузошта, ин ҳадисро пайравӣ карданаш беҳтар аст. Ва барои ин шахс, тақлид аз мазҳабе ки аз ин ҳадис ҳукм баровардааст, лозим аст. Чунки имоми он мазҳаб, аз далелҳои аҳком, надонитагиҳои вайро дониста, ӯ ба он ҳадис амал карданро ягон чизи монеа наёфтанашро фаҳмидааст. Бо ин баробар, ин корро дар мазҳаби худ эълон карда анҷом доданаш ҳам ҷоиз аст. Чунки ингуна иҷтиҳод кардани имоми мазҳаб, муҳаққақ ки ба ягон далели боқувват такя кардааст. Исломият надонистани ин далелҳоро аз тарафи муқаллидон, узр намешуморад. Чунки имомони чор мазҳаб, ягонтоаш, дар иҷтиҳод кардан аз Қуръону Суннат ҷудо нашудаанд. Мазҳабҳои инҳо, шарҳи Китобу Суннат аст. Маънохо ва ҳукмҳои Китобу Суннатро ба мусалмонҳо шарҳ додаанд. Ба дараҷае ки онҳо мефаҳманд, фаҳмонда ба китобҳо гузарондаанд. Корҳои имомони мазҳабо “раҳималлоҳу таъоло” барои дини Ислом он қадар хизмати муаззам аст, ки ёрии Аллоҳу Таъоло намебуд, барои анҷоми ин, қувваи инсон кифоягӣ намекард. Ин мазҳабҳо, пайғамбари ҳақ будани Расулуллоҳ “саллаллоҳу ъалайҳи васаллам” ва саҳеҳ будани исломро баён карда яке аз васиқаҳои пуқувваттарин аст.

Дар иҷтиҳодҳои имомони динамон, фарқиятро танҳо дар фуруи дин, яъне дар масъалаҳои фиқҳи мебинем. Дар усули дин, яъне дар имону эътиқод ҳеҷ фарқиятие нест. Далелҳои зарурӣ дар динро бо тавотур баён дошта, дар маълумотҳои фуруи дин, ки аз ҳадисҳои шариф гирифта

шудааст, фарқият ваё ҷудоӣ вуҷуд надорад. Дар фуруи дин, дар баъзе масъалаҳо фарқият вуҷуд дошта бошад. Ба ин, фаҳмиши пурқувватии далелҳо сабаб шудааст. Ин фарқиятҳои кучак ҳам барои уммат раҳмат аст. Барои мусалмонҳо пайравӣ аз кадом мазҳабе ки барои хоҳишоти вай осон аст, ҷоиз аст. Расулуллоҳ "саллаллоҳу ъалайҳи васаллам" ин ҷудоиро мужда додааст, ва ҳамин тавр ҳам шудааст.

Дар Қуръони Карим ва ҳадисҳои шариф дар масъалаҳои эътиқод, ки кушоду равшан шарҳ дода шудаанд, яъне дар масъалаҳои боварибахш ва фиқҳ иҷтиҳод кардан ҷоиз нест. Ба далолат ва вайронӣ роҳ мекушояд. Гуноҳи бузург мешавад. Дар масъалаҳои эътиқод танҳо як роҳи дуруст аст. Ин ҳам, мазҳаби **(Аҳли Суннат ва Ҷамоъат)** аст. Дар ҳадиси шариф, ҷудоие ки ҳамчун раҳмат ёд шудааст, дар фуруъ, яъне дар аҳком ҳам ҳамон аст.

Дар масъалае ки ҳукмҳои амали чаҳор мазҳабро фарқ мегузорад, аз байнашон ҳукми танҳо яктоаш дуруст аст. Барои онҳое, ки ин ҳукмро тақлид мекунанд ду савоб ва барои онҳое ки ҳукми нодурустро тақлид мекунанд, як савоб аст. Раҳмат будани мазҳабҳо, ин як мазҳабро тарк карда, дар амал ба ҳукмҳои дигар мазҳаб тақлид кардан ҷоиз будан аст. Фақат ғайри ин чаҳор мазҳаб, мазҳабҳое ки аз аҳли суннат ҳастанд ва ҳатто Асҳоби Киромро тақлид кардан, ҷоиз нест. Чунки, мазҳабҳои онҳо дар китобҳо нагузаштаанд ва фаромуш шудаанд. Ҷоиз набудани тақлиди асҳоби киром бо мувофақаи олимони исломро, Имом Абубакри Розӣ "раҳимуҳуллоҳу таъоло"[22] ҳам хабар додааст. Бартариҳои мазҳабҳо ва муҷтаҳидон, махсусан чаҳор мазҳаб, аз Китобу Суннат берун набаромадани мазҳабҳо ва ҳукмҳои бо иҷмоъ ва қиёс баёндоштаашон, райъҳои худашон набуда, аз Китобу Суннат гирифта шударо фаҳмида мехостагиҳоро, хондани китобҳои **(Мизонул Кубро)** ва **(Мизонул Худрия) –** и Имом Абдулваҳоби Шаъронӣ "раҳимаҳуллоҳу таъоло" –ро тавсия медиҳем. Тарҷумаи китоби **(Ҳуҷҷатуллоҳу ъалалаламин)** дар инҷо ба поён расид. Ҳама навиштаҳои боло, аз арабии аслӣ тарҷума шудааст. Мисли ҳамеша, дар нашркардаҳоямон, иловаҳо аз дигар китобҳоро дар қавси кунҷдор гирифта шудааст. Ҳаминтавр, ин иловаҳоямонро бо навиштаҳои аслии китоб фарқ мегузорад. Навиштаи аслии арабии боло, китоби **(Ҳуҷҷатуллоҳу ъалалаламин)** соли 1394 [1974 – и мелодӣ], ба таври офсет дар Истанбул нашр шудааст.

Сухани *(Дар Қуръони карим олимони дин гуфтан намегӯянд)* дуруст

22 Абубакр Аҳмади Розӣ соли 370, [980 – и мелодӣ] вафот кардааст.

нест. Оятҳои куногуни карима, олимон ва илмро тавсиф мекунад. Ҳазрати Абдулғани Наблуси дар китоби **(Ҳадиқа)** мефармояд:

Сураи анбиё ояти ҳафтум маъниян **(Надонистаҳоятонро аз соҳибони зикр бипурсед!)** мефармояд. Зикр ин илм аст. Ин оят, онҳоеро ки намедонанд, ба ёфтан ва пурсидани олимон амр мекунад. Сураи Оли Имрон ҳам, ояти ҳафтум маъниян **(Маънои оятҳои муташобеҳро танҳо соҳибони илм мефаҳманд)** ва дар ояти ҳаждаҳум маъниян **(Вуҷуд ва ягонагии Аллоҳ таъолоро соҳибони илм мефаҳманд ва баён мекунанд)** ва дар сураи Қасас ояти ҳаштоду як маъниян **(Соҳибони илм ба онҳо, вой бар шумо! Ба онҳое ки имон оварданд ва амали солеҳ анҷом доданд, савоби додаи Аллоҳ таъоло аз неъматҳои дунё дида беҳтар аст)** ва дар сураи Рум ояти панҷоҳу шашум маъниян **(То замоне ки соҳибони илм ва имон дар дунёянд, рузи қиёмате ки инкор мекардед, имрӯз аст мегӯянд)**, сураи Исро ояти саду ҳаштум маъниян **(Вақте ки соҳибони илм Қуръони Каримро мешунаванд, саҷда мекунанд ва дар офаридгорамон ҳеҷ нуқсе нест. Ӯ аз ваъдааш намегардад, мегӯянд)** ва сураи Ҳаҷ ояти панҷоҳу чор маъниян **(Соҳибони илм, каломи Аллоҳ Таъоло будани Қуръони Каримро мефаҳманд),** сураи Анкабут ояти панҷоҳ маъниян **(Қуръони Карим дар қалби соҳибони илм ҷой гирифтааст)** ва сураи Сабаъ ояти шашум **(Соҳибони илм, каломи Аллоҳ будани Қуръони Карим ва ба ризои Аллоҳ таъоло расониданашро медонанд)** ва сураи Муҷодала ояти ёздаҳум маъниян **(Дар ҷаннат ба соҳибони дараҷаи баланд дода мешавад)** ва сураи Фотир ояти бисту ҳафтум маъниян **(Аз Аллоҳ таъоло танҳо соҳибони илм метарсанд)** ва сураи Ҳуҷурот ояти чаҳордаҳум маъниян **(Аз ҳама бахайртаринатон онест, ки аз Аллоҳ таъоло бисёр метарсад)** фармудааст.

Дар ҳадиси шариф, саҳифаи сесаду шасту панҷи китоби **(Ҳадиқа)** омадааст, ки **(Аллоҳ таъоло ва малоикаҳо ва ҳар як ҷондор ба инсонҳое хубӣ меомӯзонанд, дуо мекунанд)** ва **(Рӯзи қиёмат, аввал Пайғамбарон ва баъд олимон ва баъд шаҳидон шафоат карда мешаванд)** ва **(эй инсонҳо бидонед, ки илм аз олимон шунавида ва омӯхта мешавад) (Илм омӯзед! Илм омӯхтан ибодат аст) (Ба оне ки илм меомӯзад ва меомӯзонад, савоби дараҷаи ҷиҳод ҳаст, Илм омӯзонданб мисли садақа додан аст). Аз олим илм омӯхтан мисли намози таҳаҷҷуд хондан аст.** Соҳиби китоби фатвои **(Хулоса)** Тоҳир Бухорӣ, “раҳималлоҳу таъоло”[23] мегӯяд, ки (Хондани китоби

23 Тоҳир Бухорӣ соли 542, [1147 – и мелодӣ] даргузаштааст.

фиқҳ, аз шабҳо намоз хондан беҳтар аст). Чунки фарзҳо, ҳаромҳоро [аз олимон ваё аз китобҳои навишташуда] омӯхтан фарз аст. Китобҳои фиқҳро барои худ ва барои дигарон омӯхтан аз хондани намози тасбеҳ беҳтар аст. Ҳадиси шариф мефармояд: **(Илм омӯхтан аз ҳама ибодатҳои нофила беҳтар аст. Чунки ба худ ва ба дигарон ҳам фоидааш мерасад)** ва **(Оне ки барои ба дигарон омӯзондан худ меомӯзад, савоби Сиддиқинро ба даст меорад).** Дини Исломро аз танҳо аз устодон ва китобҳо омӯхта мешавад. Онҳое ки ба роҳбар ваё китобҳо лозим надоранд мегӯянд, дурӯғгӯ ва зиндиқанд. Онҳо доранд мусалмононро фиреб медиҳанд ва фалокат меандозанд. Маълумотҳои китобҳои динӣ ҳама аз Қуръони Кариму ҳадисҳои шариф гирифта шудаанд. Тарҷумаи **(Ҳадақа)**[24] ба итмом расид.

Аллоҳ таъоло, Расулашро барои Қуръони Каримро таблиғ кардан фиристод. Асҳоби Кироm, маълумотҳои Қуръони Каримро аз Расулуллоҳ омӯхтанд. Олимони дин бошанд аз асҳоби кирoм омӯхтанд. Ва дигар ҳама мусалмонон аз ин олимони дин ва аз китобҳои инҳо омӯхтанд. Дар ҳадиси шариф чунин омадааст: **(Илм хазина аст. Калидаш бошад пурсидан ва омӯхтан аст)** ва **(Илм омӯзед ва омӯзонед!)** ва инчунин **(Ҳама чиз сарчашма дорад. Сарчашмаи тақво қалбҳои орифонанд)** ва дар дигар ҷо чунин омадааст: **(Илм омӯзондан кафорати гуноҳҳост).**

Имом Раббонӣ “раҳматуллоҳу алайҳ” дар мактуби саду наваду сеюми ҷилди якуми китоби **(Мактубот)** менависад:

Барои як инсони **(мукаллаф)** (касе ки боақл ва болиғ аст) пеш аз ҳама лозим аст имон ва баъдан эътиқодашро дуруст кунад. Яъне маълумотҳои ақоиди навиштаи аҳли суннатро омӯхта ва бо як тарзи мувофиқ бовар кунад. Аллоҳ таъоло ба корҳои он олимони бузург савоби бузург ато кунад. Дар қиёмат, халосӣ аз азоби Ҷаҳаннам аз ба донистагиҳои онҳо бовар кардан вобаста аст. Онҳое ки аз ҷаҳаннам наҷот меёбанд, танҳо онҳоеанд ки дар роҳи он бузургон мераванд. [Онҳоеро ки дар роҳи онҳо мераванд, **(Суннӣ)** мегӯянд.] Онҳое ки дар роҳи Расулуллоҳ “саллаллоҳу ъалайҳи васаллам” ва асҳоби кирoм “ризваналлоҳу ъалайҳим аҷмаъин” мераванд, танҳо инҳоянд. Дар байни маълумотҳое ки аз китоб яъне Қуръони Карим ва Суннат яъне ҳадиси шариф бароварда мешаванд, пурқиммат ва дурусташ танҳо маълумотҳое ҳастанд ки ин олимони бузург аз Китобу Суннат

24 Муаллифи Ҳадиқа, Абдуғанӣ Наблусӣ, соли 1143 [1731 – мелодӣ] вафот кардааст.

фаҳмидаанд ва гуфтаанд. Чунки ҳар як соҳиби бидъат, яъне ҳар як ислоҳотхоҳ ва ҳар **(мунҳариф)** ва бемазҳабон бо фикрҳои нопок ва ақли кутоҳашон аз Китобу суннат мефаҳмад мегуянд. Барои беқадр кардани Олимони аҳли суннат мехезанд. Гуфта мешавад ки ба ҳар сухане ки Китобу Суннат бароварда шуадааст мегуянд, набояд бовар кард ва ҳар навиштаро дуруст хайёл набояд кард ва инчунин ба навишташудаҳову пропагандаҳо дода набояд шуд.

Барои дуруст шарҳ додани гуфтаҳои аҳли суннат вал ҷамоъат, китоби форсии олими бузург Ҳазрати Турпушту **(Ал Муътамад)** бисёр пурқиммат аст ва возеҳ навишта шудааст. Ба осонӣ фаҳмида мешавад. Дар [**(Ҳақиқат Китабэвӣ),** соли 1410 [1989 – и мелодӣ] ба табъ расидааст. Фазлуллоҳ бин Ҳасани Турпушту аз олимони фиқҳи Шанафӣ аст. Соли 661 [1263 – и мелодӣ] вафот кардааст.]

Баъди дуруст кардани маълумотҳои ақоидӣ яъне маълумотҳое ки ба онҳо бояд бовар кард, чизҳои **(Ҳалол), (Ҳаром), (Фарз), (Воҷиб), (Суннат), (Мандуб)** ва **(Макруҳ)** – ро аз китобҳои фиқҳи навиштаи олимони аҳли Суннат омӯхтан ва ба онҳо пайравӣ кардан лозим аст. Китобҳои мунҳарифи навишташудаи он ҷоҳилоне ки бузургии ин олимонро нафаҳмиданд, набояд хонд. Худо нигоҳ дорад! Дар он чизҳое ки бояд эътиқод дошт, агар мусалмоне ба мазҳаби аҳли суннат пайравӣ намекунад, дар охират аз дохил шудан ба ҷаҳаннам наҷот намеёбад. Оне ки имонаш дуруст аст, агар дар ибодаташ кутоҳие ҳам ки бошад, тавба накунад ҳам бахшида шуданаш мумкин. Авф нашавад ҳам баъд аз азобашро кашидан аз ҷаҳаннам халос мешавад. Ин ҳам маънои онро дорад, ки эътиқод муҳим аст. Ҳоҷӣ Убайдуллоҳи Аҳрор “қаддассалоҳу таъоло сирраҳулазиз”[25] мефармояд: (Ҳама кашфиётҳову кароматҳоро ба ман диҳанд агар, лекин фақат эътиқоди аҳли суннат вал ҷамоъатро надиҳанд, худамро хароб медонам. Кашфу каромат ҳеҷ набошад, кабоҳатам бисёр бошад ҳам, аммо агар эътийоди аҳли суннат вал ҷамоъатро эҳсон кунанд, ҳеҷ ғамгин намешавам).

Имрӯз дар Ҳиндустон мусалмонҳо бесоҳиб монданд. Душманони дин аз ҳар тараф ҳуҷум карда истодаанд. Имрӯзҳо як лира додан барои хизмат ба Ислом, аз ҳазор лира додан дар дигар замонҳо савоби бештар дорад. Имрӯзҳо аз ҳама хизмати бузург барои Ислом, ин китобҳои аҳли суннат, китобҳои имон ва исломро ба деҳаҳо бурда тақсим кардан аст. Ба кадом як батолеъе ваё ба кадом як бахтиёре ин гуна

25 Убайдуллоҳи Аҳрор, соли 895, [1490 – и мелодӣ] дар Самарқанд вафот кардааст.

хизмат насиб гардад, хурсанд шавад. Бисёр шукр кунад. Барои Ислом хизмат кардан ҳар замон хизмат аст. Фақат, дар ин замоне ки ислом заиф аст, дар ин замоне ки кушиш доранд мусалмониро бо дурӯғҳову тухматҳо нест кунанд, эътийоди аҳли суннатро паҳн кардан савобаш ба маротиб зиёд аст. Расулуллоҳ "саллаллоҳу ъалайҳи васаллам" ба асҳоби киром чунин фармуд**: (Шумо дар замоне зиндагӣ доред, ки агар фармудаҳои Аллоҳ таъоло аз даҳ нуҳашро пайравӣ карда ичро кунед аммо якеашро накунед, ҳалок мешавед. Азоб мебинед. Аммо баъди шумо замоне меояд ки оне ки амрҳову манъкардаҳои Аллоҳ таъолоро аз даҳ танҳо яктоашро пайравӣ карда ичро кунад ҳам начот меёбед).** [**(Мишкатул Масобиҳ)** Ҷ. 1, саҳифаи 179 ва қатори 79 – уми Китобул Фитаи Тирмизи мавчуд аст.] Замоне ки дар ин ҳадиси шариф гуфта шудааст, ҳамин замони мо аст. Бо кофирон ҷиҳод кардан, ҳуҷумкунандаҳои мусалмононро шинохтан ва онҳоро дуст надоштан лозим аст. [Ҷиҳоде ки қувва истифода мешавад, ҳукумат мекунад. Давлат лашкар дорад. Ин гуна ҷиҳод кардани мусулмон бо афсар шудан ва ба ичро кардани вазифҳои додаи ҳукумат мешавад. Ҷиҳоди қавли аз ҷиҳоди феълӣ, яъне ҷиҳод бо сухану навишта аз ҷиҳоде ки қувва истифода мешавад, беҳтар аст. Ва ин дар мактуби шасту панчум навишта шудааст.] Барои паҳн намудани китобҳову навиштаҳои олимони аҳли суннат, соҳиби каромат ваё олим будан шарт нест. Ҳар як мусалмон мебояд барои ин кӯшиш кунад. Фурсатро набояд аз даст дод. Дар қиёмат инро аз ҳар як мусалмон мепурсанд, ки чаро барои Ислом хидмате накардааст. Онҳое ки барои паҳн кардани китобҳои илмиҳол кӯшиш намекнанд, Узр ва баҳона қабул намешавад. Пайғамбарон "ъалайҳиссалом", ки инсонҳоро аз ҳама бузург, аз ҳама пурқимматашон ҳастанд, ҳеҷ роҳат нанишастанд. Ба онҳое ки муъҷиза мехостанд, **(Муъчизаро Аллоҳ таъоло меофарад. Вазифаи ман, паҳн кардани дини Аллоҳ таъоло аст)** гуфта чавоб мегардонданд. Вақте дар ин роҳ заҳмат мекашиданд, Алоҳ таъоло ҳам ба онҳо кӯмак намуда, муъчиза меофарид. Ба мо ҳам лозим аст, ки китобҳои аҳли суннатро паҳн намоем ва он кофирон, душманон, онҳое ки ба мусалмонон бӯҳтон мезананд ва азият медиҳанд, бад, паст ва дурӯғгӯ буданашонро ба дӯстон нишон диҳем. [Инҳоро нишон додан, ғайбат намешавад. Амри маъруф мешавад.] Онҳое ки дар ин роҳ бо молашон, бо қувваашон, бо вазифаашон коре намекунанд, аз азоб начот намеёбанд. Вақте дар ин роҳ ғайрат мекунанд, бояд донанд, ки мушкилӣ ва шиканчаи кашидааш як саодати бузург ва як бурди калон аст.

Пайғамбарон “ъалайҳимуссалавот” ҳангоми расондани амрҳои Аллоҳ таъоло, таи ҳамлаи он ҷоҳилон ва бенасабон мондаанд. Бисёр азоб мекашидаанд. Султони он бузургон, интихобшуда, бандаи дӯустдори Аллоҳ таъоло Муҳаммад ъалайҳиссалом чунин фармуд. **(Азиятҳое ки ман кашидам, ҳеҷ яке аз пайғамбарони дигар накашиданд).** Тарҷумаи **(Мактубот)** ба итмом расид.

[Ҳар як мусалмон бояд эътиқоди аҳли суннатро омӯзад ва ба ҷавонон омӯзонад. Китобҳову маҷаллаҳое ки суханони аҳли суннат оварда шудааст, бояд ёфт ва онҳоро бояд ба ҷавонон ва наздикон равон кард. Барои хонданашон бояд заҳмат кашид. Китобҳоеро ки чеҳраи дарунии душманони Исломро ошкор мекунад, бояд паҳн кард].

**(Олимони аҳли суннат)** олимоне мебошанд, ки ба дараҷаи иҷтиҳоди чаҳор мазҳаб расидаанд. Онҳо дар руи замин ба тамоми мусалмонон роҳи ростро нишон дода, дини Муҳаммад ъалайҳиссаломро бе тахрибу вайронкорӣ оварда расондаанд. Аз ҳама бузурги инҳо, яке аз чаҳор зоти бузург, якумаш **Имоми Аъзам Абуҳанифа Нуъмон бин Собит** “раҳимаҳуллоҳу таъоло” аст. Яке аз бузургтарин олимони Ислом аст. Тарҷумаи ҳолаш дар китобҳои **(Саодати Абадаия)** ва **(Маълумотҳои Фоиданок)** ба таври васеъ оварда шудааст. Соли ҳаштоди [80] – и ҳиҷрӣ дар Куфа таваллуд ва соли 150 [767 – и меладӣ] дар Бағдод вафот кардааст.

Дуюмаш **Имом Молик бин Анас** “раҳимаҳуллоҳу таъоло” бисёр олими бузург буд. Соли навади [90] ҳиҷрӣ дар Мадина таваллуд ва соли 179 [795 – и меладӣ] онҷо вафот кардааст. Дар Ибни Обидин ҳаштоду ҳашт сол зиндагӣ карданаш ҳам омадааст. Бобояш Молик бин абу Амр буд.

Сеюмаш **Имом Муҳаммад бин Идрис Шофеъӣ** “ раҳимаҳуллоҳу таъоло” буда гавҳараки чашми олимони Ислом аст. Соли саду панҷоҳи ҳиҷрӣ [150] дар Ғаззаи Фаластин таваллуд шуда, соли дусаду бисту чаҳор 204 [820 – и меладӣ] дар Миср вафот кардааст.

Чаҳорумаш **Имом Аҳмад бин Ҳанбал** “раҳимаҳуллоҳу таъоло” буда соли як саду шасту чор [164] дар Бағдод таваллуд ва соли 241 [855 – и меладӣ] дар онҷо вафот кардааст. Яке аз сутунҳои биноҳои Ислом аст “раҳатуллоҳу ъалайҳим аҷмаъин”.

Имрӯзҳо, оне ки ба яке аз ин чаҳор имом пайрав нест, дар як таҳлукаи бузург аст. Аз роҳи рост баромадааст. Ғайр аз инҳо ҳам олимони аҳли

суннат бисёр буд. Онҳо ҳам мазҳабҳои дуруст доштанд. Аммо бо гузашти замон мазҳабҳо фаромӯш шудаанд. Ба китобҳо навишта нашуданд. Масалан ҳафт имоми бузурги Мадина ки **(Фуқаҳаи Сабъа)** номашон мебаранд. Ва **Умар бин Абдулазиз, Суфён бин Уяйна[26], Исҳоқ бин Раҳовах, Довуди Той, Амир бин Шароҳили Шабъӣ, Лайс бин Саъд, Муҳаммад бин Ҷарири табарӣ, Суфёни Саврӣ[27]** ва **Абдурраҳмон Авзоӣ** “раҳимаҳумуллоҳу таъоло” ҳам аз ҷумлаи онҳоанд.

Асҳоби киром “разияллоҳу таъоло анҳум аҷмаъин” ҳамааш ситораҳои роҳи ҳақ буданд. Ҳар кадоме аз онҳо барои ҳидояти тамоми дунё ба роҳи рост кифоя буд. Муҷтаҳид буданд. Ҳар кадомаш дар мазҳаби худаш буд. Мазҳабҳои бисёриаш ба якдигар монанд буд. Фақат, аз сабабе ки мазҳабҳояшон якҷоя нашуданд ва китобҳо навишта нашудаанд, ба онҳо пайравӣ карданамон дуруст нест. Имомони чаҳор мазҳабро, яъне гуфтаҳо ва боваркардаашонро муайян кардаанд, ва талабаҳояшон он маълумотҳоро гирд оварда возеҳ фаҳмонданд. Ба китобҳо навишта шуданд. Имрӯз, ҳар чк мусалмон дар мазҳаби яке аз он имомоне ки номашон зикр шуд, буданаш лозим ва бо пайравӣ ба ин мазҳаб зиндагӣ карданаш ва ибодат карданаш лозим аст. [Оне ки ба ин яке аз чаҳор мазҳаб пайравӣ кардан намехоҳад, **(Аҳли Суннат)** нест. Нигаред ба саҳифаи дуюм, қисми сарсухан!]

Аз талабаҳои ин чаҳор имом, дутоаш дар паҳн кардани маълумотҳои имонӣ бисёр пешсаф шуданд. Ҳамин тавр, дар эътиқоду имон ду мазҳаб шуд. Имони дурусту мувофиқи Қуръони Карим ва ҳадисҳои шариф, танҳо имони таъйид кардаи ин ду мазҳаб аст. Фирқаи Наҷҷия ки маълумотҳои имонии аҳли суннатро паҳн кард, яке аз ин ду аст. Якеаш **Абул Ҳасан Ашъарӣ** “раҳимаҳумуллоҳу таъоло” буда соли [266] – и ҳиҷрӣ дар Басра таваллуд шуда, соли сесаду сӣ [941 – и мелодӣ] дар Бағдод вафот кардааст. Дуюмаш **Абу Мансури Мотуридӣ** “раҳимаҳумаллоҳу таъоло”, ки соли 333 баробар ба 944 – и мелодӣ дар Самарқанд вафот кардааст. Ҳар як мусалмонро мебояд, ки эътиқодашро ба яке аз ин имомон пайравӣ карда дуруст кунад. Тариқаҳои авлиёҳо ҳақ аст. Аз Исломият заррае фарқ надоранд. [Дурӯғгӯёни динӣ, дурӯғгӯёне ки барои дастовардҳои дунё васила мешаванд, мунҳарифоне ки барои ба даст овардани мол, мавқеъ ташвиқ мекунанд дар ҳар аср ҳастанд. Имрӯзҳо ҳам, дар ҳар як вазифа ва ҳарс самт инсонҳои бадкирдор

---

26 Муаллифи Ҳадиқа, Абдуғанӣ Наблусӣ, соли 1143 [1731 – мелодӣ] вафот кардааст.

27 Суфёни Саврӣ соли 161, [778 – и мелодӣ] дар Басра твафот кардааст.

ҳастанд. Онҳоеро ки дастовардҳояшонро, завқашонро бар ивази зарари дигарон ба даст меоранд, дида, онҳоро дида вазтфаҳоро ва ҳамаи инсонҳое ки дар он вазифа кор мекунанд бад гуфтан, ноҳақӣ ва ҷоҳилӣ аст. Бо ин кор мо мағлубиятро қабул кардаем. Аз ин сабаб, он оадмони мунҳариф аз дин, он тариқатдорони сохта ва ҷоҳилро дида, ба олимони Ислом, ба аҳли тасаввуф, онҳое ки хизматашон дар саҳифаҳои таърих навишта шудааст, ба он зотҳои бузург набояд забон дароз кунем. Онҳое ба он бузургон забон дароз мекунанд, ноҳақ буданашонро бояд донанд ва донем.] Авлиёҳо дорои каромат мебошанд. Ҳамааш ҳақ аст, дуруст аст. Имом Ёфеъӣ[28] мефармояд: (кароматҳои ғавсус сақалайн мавлоно Абдулқодири Гелонӣ “қаддасаллоҳу таъоло сирраҳул азиз”[29] аз даҳан ба даҳан он қадар паҳн шуда буд, шубҳа кардан ва бовар накардан ғайри имкон буд.Чунки дар ҳама ҷо паҳн шудан, яъне **[Тавотур]** ҳамчун санаду далел қабул карда мешавад).

Касеро ки намоз мехонад, ягон сухани куфро ошкор ва безарурат гӯяд ваё истифода кунад, ки кофир шуданаш номуйян аст, ба дигарон пайравӣ карда инро кофир гуфтан ҷоиз нест. Ҳатто кофир мурданаш маълум набошад, лаънат набояд карда шавад. Ҳатто кофирро ҳам лаънат хондан ҷоиз нест. Барои ҳамин, Язидро лаънат нахондан беҳтар аст.

5 – Панҷумин шарти имон, **(ба рӯзи охират бовар кардан аст).** Оғози он замон, рӯзи мурдани инсон аст. То охири қиёмат аст. Барои он рӯзи охират мегӯянд, ки баъди он шаб фаро намерасад ваё барои баъд аз ин дунё омаданаш аст. Ин рӯз ки дар ҳадисҳои шариф зикр мешавад, рӯзу шаби донистагии мо нест. Маънои як вақт ва як замонро дорад. Замони қоим шудани қиёмат маълум нест. Ҳеҷ кас ҳам он замонро фаҳмида натавонист. Фақат, Пайғамбарамон “саллаллоҳу ъалайҳи вассалам” якчанд аломат ва оғозашро хабар дода буд. Ҳазрати Маҳдӣ мебарояд. Ҳазрати Исо ба замин мефарояд. Даҷҷол мебарояд. Яъҷуҷ ва маъҷуҷ ном ҷонвар ҳама ҷо пайдо мешавад. Офтоб аз ғарб мебарояд. Заминларзаҳои бузург мешавад. Маълумотҳои динӣ фаромӯш мешаванд. Инсонҳои бедин, беахлоқ ва беномус амир мешаванд. Амрҳои Аллоҳ таъоло ба ҷо оварда намешавад. Корҳои ҳаром ошкоро дар ҳама ҷо сурат мегирад. Аз Яман як оташ мебарояд. Осмонҳову замин пора пора мешаванд. Офтобу моҳ хира мешаванд. Бахрҳо бо якдигар омехта шуда, ҷӯшида хушк мешаванд.

---

28 Абдуллоҳ Ёфеъӣ, соли 768 [1367 – и мелодӣ] дар Макка вафот кардааст.

29 Абдулқодири Гелонӣ соли 561, [1161 – и мелодӣ] дар Бағдод вафот кардааст.

Мусалмонҳое ки гуноҳ мекунанд, онҳоро **(Фосиқ)** меноманд. Барои фосиқон ва ҳама кофирон азоби қабр вуҷуд дорад. Ба инҳо албатта бовар кардан даркор. Замони майитро ба қабр гузоштан, бо як ҳаёти ноаён зинда карда мешавад. Ва роҳат ваё азоб мебинад. Ду малоика бо номи **Мункар** ва **Накир** бо як сурати даҳшатнок ба қабр омада савол пурсиданашонро ҳадисҳои шариф возеҳ шарҳ додааст. Мутобиқи баъзе олимон, саволҳои қабр аз баъзе масоили ақоидӣ мешавад. Аммо бархе олимони дигар бар ин назаранд, ки саволҳои қабр пурра аз ақоид хоҳад буд. [Аз ҳамин сабаб, ба кӯдаконамон ҷавобҳои саволҳои (Худоят кист? Динат чист? Дар уммати кӣ ҳастӣ? Китобат чист? Қиблаат куҷост? Дар эътиқоду амал мазҳаб ба ки дорӣ?) – ро омӯзонем. Оне ки аҳли суннат нест, ҷавоб дода натавонистанаш дар китоби **(Тазкираи Қуртубӣ)**[30] навишта шудааст.] Қабри онҳое ки ҷавоби хуб медиҳанд, васеъ мешавад ва ба онҷо аз Ҷаннат як тиреза кушода мешавад. Субҳу шом боғҳои биҳиштро тамошо карда аз тарафи малоикҳо хубиҳо мебинад ва муждаҳо мешунавад. Ҷавоби хуб дода натавонад, бо ҷисмҳои оҳанин он чунон зада мешавад, ки садояшро ғайр инсу ҷин дигар ҳама намуди махлуқ мешунавад. Қабр despite онҳо— 

[Наботот гази карбон диоксидро аз ҳаво, ва аз замин бошад обу намакро яъне моддпҳои хокро гирифта, инҳоро омехта мекунанд. Ҳамин тавр ҷисмҳои органикӣ ва сангҳои бузурги сохта ба майдон меоянд. Бо як реаксияи химиявӣ ки солҳо тул мекашад, **(катализор)** истифода бурда, дар муддати камтар аз як сония ҳаст шуданаш оварда шудааст. Ва ҳамин тавр, Аллоҳ таъоло дар қабр, об, карбон диоксид ва моддаҳои хокро омехта карда ҷисмҳои органикӣ ва узвҳои зиндаро меофарад. Ингуна зинда шуданамонро мухбири содиқ хабар медиҳад. Илмҳои дақиқ ҳам, имрӯзҳо дар дунё инҳо шуданашро хабар дода истодаанд.]

30 Муаллифи Тазкира, Муҳаммад Қуртуби Моликӣ, соли 671 [1272 – и мелодӣ] вафот кардааст. **(Мухтасари Тазкираи Қуртубӣ)** аз тарафи Ҳақиқат Китабэвӣ соли 1421 [2000 – и мелодӣ] аз нав ба табъ расид.

Ҳамаи ҷондорон, **(Маҳшаргоҳ)** ҷамъ меоянд. Дафтари аъмоли ҳар як инсон парида ба назди соҳибаш меояд. Инҳо бо амри офарандаи замину осмонҳо, заррахо, ситораҳо соҳиби қудрати беадад. Аллоҳ таъоло мешавад. Инҳоро Аллоҳ таъоло ба Расулаш “саллаллоҳу таъоло ъалайҳи васаллам” хабар дода буд. Гуфтаҳои Ӯ албатта ҳақ аст. Ва албатта ҳамааш як ба як мешавад.

Дафтари аъмоли солеҳон ба дасти росташон ва аз фосиқону бадкорон аз ақиб ваё ба дасти чапашон дода мешавад. Корҳои хубу бад, хурду хурду бузург, ошкору пинҳон ҳама дар дафтар оварда мешавад. Корҳои малоикаҳои **(Кироман Котибин)** хабар надоранд, бо шаҳодати забону даҳону бадан ба майдон мебарояд ва аз ҳамаи он саволу ҷавоб мешавад. Дар маҳшар ҳамаи он корҳои пиҳон бо хости Аллоҳ таъоло ошкор мешавад. Дар осмонҳову замин ба малоик чи кардед? Ба пайғамбарон “салавотуллоҳу таъоло ва таслиматуҳу ъалайҳим аҷмаъин” суол карда мешавад, ки ҳукмҳои Аллоҳ таъолоро ба бандаҳояш чи гуна расондед? Ба ҳама ҳатто ба пайғамбарон ҳам суол карда мешавад, ки чи тавр хоб кардед, вазифаҳое ки ба шумо дода шуда буд, чи тавр ба анҷом расонидед? Ҳаққҳои дар байни якдигаратонро чи тавр риоя кардед гуфта суол карда мешаванд. Дар маҳшар, ононеро ки имон доранд ва амалу ахлоқи зебо доранд мукофот ва эҳсонҳо интизор аст. Ва бадкирдоронро ҷазоҳи бисёр ҳам сангин дар пеш аст.

Аллоҳ таъоло ҳар муъминеро ки мехоҳад, бо фазлу эҳсонаш ҳама гуноҳони хурду бузургашро авф мекунад. Ғайр аз ширку куфр, ҳар гуноҳеро ки хоҳад авф мекунад ва агар хоҳад бо адолаташ барои гуноҳони хурд ҳам азоб мекунад. Ононе ки мушрик ва кофир вафот мекунанд, ҳеҷ бахшида намешаванд. Кофирони аҳли китоб ва бекитоб агар Муҳаммад ъалайҳиссалом пайғамбари тамом башар буданашро бовар надошта, яке аз аҳкоми овардаи ӯ, яъне амру манъкардаҳояшро хуш надошта бошад, ва дар ин ҳол аз дунё чашм пӯшад, албатта ҷаҳаннамӣ мешавад ва азоби беохир мечашад.

Рӯзи қиёмат, барои амалу корҳоро чен кардан, як олоти баркашӣ, як тарозуе ки мислашро ҳеҷ надидаем, ки номаш **(Мизон)** аст, ҳаст. Замину осмон дар палааш меғунҷад. Палаи савоб дурахшон шуда дар тарафи рости арш ва дар тарафи ҷаннат аст. Палаи гуноҳ торик буда, дар тарафи чапи арш ва дар тарафи ҷаҳаннам аст. Корҳову суханҳову нигоҳҳову дар онҷо шакл гирифта, хубиҳо дурахшон ва

бадиҳову гуноҳҳо торик шуда дар ин тарозу баркашида мешаванд. Ин тарозу ба тарозуҳои дунё монанд нест. Тарафи вазминаш боло мхезеад. Тарафи сабукаш поён мефарояд мегӯянд. Мувофиқи бархе аз олимон “раҳимаҳумуллоҳу таъоло” якчанд намуди тарозу вуҷуд дорад. Бисёри онҳо, чи қадар буданаш ва чи гуна буданаш дар китобҳо возеҳ наомадаст. Инҳоро набояд фикр кард.

**(Пули Сирот)** вуҷуд дорад. Пули Сирот бо амри Аллоҳ таъоло дар болои ҷаҳаннам сохта мешавад. Аз болои ин пул гузаштан ба ҳама аср мешавад. Он рӯз ҳатто пайғамбарон (Эй Рабби мо! Ба мо саломат ато кун!) гуфта тавалло мекунанд. Ононе ки ҷаннатианд аз пул ба осонӣ мегузаранд. Баъзе аз онҳо мисли барқ, баъзе мисли шамол ва баъзе мисли асп мегузаранд. Пули сирот аз муй дида борик ва аз шамшер дида тез аст. Ба Исломият ба тамом пайравӣ кардан ҳам ба мисли гузаштан аз пули сирот аст. Инҷо онҳое ки бо нафс муҷодала карда қувва мегиранд, онҷо пули сиротро ба роҳам мегузаранд. Ва ононе ки пайравӣ аз Ислом надоранд ва додаи нафсашон шудаанд, Сиротро дер мегузаранд ваё намегузаранд. Барои ҳамин аст, ки Аллоҳ таъоло роҳи росте ки силомият нишон медиҳад, **(сиротал мустақим)** ном мебарад. Чун ба мисли гузаштани пули сирот буданашро нишон медиҳад. Ононе ки ҷаҳаннамиянд, аз Сирот нагузашта ба ҷаҳаннам меафтанд.

Барои пайғамбарамон Муҳаммади Мустафо “саллаллоҳу ъалайҳи вассалам” ҳавзи махсусе ки **(Ҳавзи Кавсар)** номаш мебаранд, ҳаст. Бузургиаш як моҳа роҳ аст. Обаш аз шир сафед, бӯяш аз миск дида хушбӯйтар аст. Қаддаҳҳои дар атрофбуда, аз адади ситораҳо ҳам бисёртар аст. Оне ки аз ин ҳавз об менӯшад, абадан дигар ташна намешавад.

**(Шафоат)** ҳақ аст. Барои авф кардани гуноҳони хурду бузурги муъминоне ки тавба накарда вафот мекунад, Пайғамбарон, Валиҳо, Солеҳон, малоик ва дигар касоне ки Аллоҳ таъоло иҷоза додааст, шафоат мекунанд ва шафоаташон қабул мешавад. [Пайғамбарамон “саллаллоҳу таъоло ъалайҳи вассалам” фармуданд ки: **(Аз умматам онҳоеро ки гуноҳи бузург мекунанд ҳам шафоат мекунам)**]. Дар маҳшар шафоат панҷ навъ мешавад.

**Якумаш,** рӯзи қиёмат, дар маъшаргоҳ гунаҳкороне ки аз аз тудаи мардум, аз бисёр интизор шудан хаста мешаванд, фарёд карда, як лаҳза ҳам бошад ҳисобу китобаш тезтар анҷом шуданашро мехоҳад. Аз ҳамин сабаб, шафоат карда мешаванд.

**Дуюмаш** онҳое ки ҳисобу китобашон осонтар аст, барои тезтар анҷом шуданаш шафоат карда мешаванд.

**Сеюм** муъминони гунаҳкор барои аз Пули Сирот ба ҷаҳаннам наафтоданашон, барои аз азоби ҷаҳаннам наҷот ёфтанашон шафоат карда мешаванд.

**Чаҳорум** муъминоне ки гуноҳашон бисёр аст, аброи аз ҷаҳаннам баромаданашон шафоат карда мешаванд.

**Панҷум** Дар ҷаннат неъматҳои бепоён вуҷуд дорад ва онҷо абадан монанд ҳам, ҷаннат ҳашт дараҷа дорад. Дараҷаи ҳар кас ба миқдори имону амалҳояш мешавад. Ва ҷаннатиён барои баланд шудани мартававу дараҷаашон дар ҷаннат шафоат карда мешаванд.

Ҷаннат ва ҷаҳаннам ҳоло вуҷуд дорад. Ҷаннат дар болои ҳафт қабати осмон ва ҷаҳаннам дар таги замин аст. Ҷаннат ҳашт табақа (дар) дорад ва ҷаҳаннам бошад ҳафт дар дорад. Ҷаннат аз кураи замину осмону офтоб ҳам бузург аст. Ҷаҳаннам ҳам аз офтоб дида бузург аст.

6 – Шашумин чизе ки мо бояд имон оварем ин **(боварӣ доштан ба қадар, ва боварӣ ба хайру шар ки аз ҷониби Аллоҳ таъоло аст).** Ҳама хайру шаре ки ба инсон меояд, фоида ва зарар, дастоварду зиёнҳояш ҳама аз ҷониби Аллоҳ таъолост. **(Қадар)** дар луғат ба маънои санҷидан, баркашидан ва амру ҳукм омадааст. Ба маънои касрату (бисёрӣ) андоза ваё бузургӣ ҳам меояд. Аллоҳ таъоло, хостани ҳастии як чизро дар азал қадар гуфтааст. Ва ҳаст шудани қадар яъне ҳаст шудани он чизро **(Қазо)** мегӯянд. Калимаҳои қазо ва қадарро дар ҷои якдигар ҳам истифода мебаранд. Мувофиқи ин қазо, ҳама чизҳое ки аз азал то абад офарида мешаванд, ин хости Аллоҳ таъоло дар азал аст. Ҳамаи ин ашёҳо мувофиқ ба қазо, яъне на кам на зиёд шуда офарида шуданашро қадар мегӯянд. Аллоҳ таъоло ҳамаи он чизҳоеро ки дар гузашта шудаан ваё мешаванд аз азал медонист. Ва ин илмро **(Қазо ва қадар)** мегӯянд. Философони Юнони Қадим, инро (Инояти Азалия) номиданд. Ҳамаи махлуқон аз он қазо офарида шудаанд. Ҳаст шудани ашёро мувфоиқ ба илми Азал, (Қазо ва Қадар) меноманд.Барои ба қадар имон овардан, бояд хуб донем ва бовар кунем, ки офариниши як чизро Аллоҳ таъоло дар азал ирода кард, хоста бошад, он на кам на зиёд, пурра ба мисли хостааш ҳаст шуданаш лозим аст. Чизҳоеро ки ҳаст шуданашро хостааст, ҳаст нашуданаш имконнопазир аст ва инчунин чизҳоеро ки намехоҳад, ҳаст шуданаш имкон пазир нест.

Офариниши ҳама ҳайвонону набототот, ҷондору беҷон [ҷисмҳои сахт, моеъҳо, газҳо, ситораҳо, молекулаҳо, атомҳо, электронҳо, мавҷҳои электро магнетикӣ, хулоса ҳаракати ҳама гуна махлуқот, ҳодисаҳои физикӣ, реаксияҳои химиявӣ, мубодилаи энергия ва фаъолиятҳои физиологии ҷондорон], корҳои хубу бади ҳар як банда, дар дунёву охират ҷазои инҳоро диданашон дар азал, дар назди Аллоҳ таъоло мавҷуд буд. Ҳамаи инро дар азал медонист. Ҳама чизе ки аз азал то абад иҷро мешавад, ашёҳо, ҳаракатҳояшон, хусусиятҳояшон, ҳодисаҳоро ба он илми азалиаш мувофиқ дорад меофарад. Ҳама корҳои неку бади инсонҳоро, мусалмон шуданашонро, куфрашонро, ҳама корҳое ки бо хосту нохост анҷом медиҳанд, Аллоҳ таъоло меофарад. Офаранда танҳо Ӯст. Ҳама чизе ки сабабҳоро ба майдон меорад, Ӯ меофарад. **(Ҳама чизро бо сабабе меофарад).**

Масалан оташ сӯзон аст. Дар ҳоле ки сӯзанда Аллоҳ таъоло аст. Дар сӯхтани оташ ҳеҷ алоқае надорад. Фақат, одаташ ин аст, ки оташ ба ягон чиз нарасад, сӯхтанро намеофарад. [Оташ ба ғайр аз ба миқдори оташ гирифтан гарм кардан, дигар коре намекунад. Дар пайдоиши ҷисмҳои органикӣ, барои якҷояшавии он карбону гидрогену оксиген ва барои мубодилаи электрон, оташ коре намекунад. Онҳое ки ҳақиқатро намебинанд, инро оташ мекунад фикр мекунанд. Сӯзанда ва оне ки муқобилияти сӯхтанро нишон медиҳад, оташ нест. Оксиген ҳам нест, гармӣ ҳам нест. Мубодилаи электронҳам нест. Сӯзанда танҳо Аллоҳ таъоло аст. Ва ҳамаи инро барои сӯхтан ҳамчун сабаб офаридааст. Оне ки маълумот надорад, фикр мекунад, инро оташ иҷро мекунад. Оне ки ҳанӯз мактаби ибтидоиро тамом кардааст, сӯхани (оташ месӯзонад) –ро хуш надорад. Ҳаво месӯзонад мегӯяд. Талабаи мактаби миёна ҳам инро қабул надорад. Оксигени дар ҳаво буда месӯзонад, мегӯяд. Ва хатмкардаи литсей бошад, сӯзондан хоси оксиген нест мегӯяд. Ҳар чизе ки электрон ҷазб мекунад, сӯзанда аст. Донишҷӯи донишгоҳ бошад, бо модда, энергияро ҳам якҷоя мекунад. Дида мешавад, ки чи қадаре илм пеш равад, барои наздикшавӣ ба даруну моҳияти кор, дар пушти он чизҳое, ки сабаб мепиндоштем, боз чи сабабҳое намеёбем. Оне ки дар мартабаи баландтарини илму фан буд, оне ки ҳақиқатро пурра дида метавонист, Пайғамбарон “ъалайҳимуссалом” ва олимони ислом “раҳимаҳумуллоҳу таъоло”, ки дар роҳи ин бузургон рафта аз дарёи илм қатрае баҳравар буданд, имрӯз сӯзанда, он чизҳое ки мепиндорем набуданашро, онҳо танҳо ҳар як воситаи бечораву оҷиз буданашонро

овардаанд. Созандаи ҳақиқӣ сабабҳои офаридгор набуда, балки Аллоҳ таъоло аст.] Сӯзанда Аллоҳ таъоло аст. Бе оташ ҳам месӯзонад. Фақат, бо оташ сӯзондан аз одат аст. Сӯзондан нахоҳад, дар даруни оташ ҳам намесӯзонад. Чи тавре ки Иброҳим ъалайҳисаломро насӯзонд. Аз сабабе ки ӯро бисёр дӯст медошт, одаташро вайрон кард. [Ҳамин тавр, моддаҳое ки сӯхтани оташро пешгирӣ мекунад, ҳам офаридааст. Ин моддаҳоро имрӯзҳо кимёгарон дар ҳоли кашф кардан ҳастанд.]

Аллоҳ таъоло мехост, ҳама чизро бесабаб меофарид. Беоташ месӯзонд. Бе хӯрдан сер мекунонд. Бе тайёра парвоз мекунонд. Бе радио аз дур мешунавонд. Фақат, лутф карда, ба бандаҳояш некӣ карда, офариниши ҳама чизро бо сабабе вобаста кард. Корҳоро дар зери сабабҳо пинҳон кард. Қудраташро зери сабабҳо пинҳон кард. Ва инсон вақте коре кардан мехоҳад, сабабҳои он корро иҷро мекунад ва баъдан ба он даст меёбад. [Оне, ки чароғро сӯзондан мехоҳад, гӯгирд истифода мебарад. Ва оне ки равғани зайтун баровардан мехоҳад ҳатман аз чумча исифода мебарад. Оне ки сараш дард мекунад, дору истеъмол мекунад. Ва оне ҳам ки ҷаннатро мехоҳад, ҳатман сабабҳояш ки исломият аст, бояд риоя кунад. Оне ки худро бо таппонча мепаронад, мемурад. Оне ки захр мехӯрад, мемурад. Оне ки дар вақти арақ карданаш, оби хунук мехӯрад, ҳатман касал мешавад. Оне ки гуноҳ мекунаду имонашро аз медиҳад ҳам ба ҷаҳаннам меравад. Ҳар кас, кадом сабаберо, ки иҷро кунад, ба он чизе даст меёбад ки ба он сабабҳо вобаста карда шудааст. Оне ки китобҳои исломиро мехонад, мусалмониро меомӯзад, дӯст медорад ва мусалмон мешавад. Оне ки дар байни бединону бе мазҳабон зиндагӣ карда. Ба сӯханони онҳо гӯш меандозад, ҷоҳили дин мешавад. Ва бисёре аз ҷоҳилони дин кофир мешаванд. Инсон ба воситаву сабабҳои кадом роҳе савор шавад, ҳатман ба ҳамон ҷо рафта мерасад.]

**Гар Ҳақ ҷилва кунад, ҳар корро осон кунад,**

**Халқ кунад асбобро, дар як лаҳза эҳсон кунад.**

Агар Аллоҳ таъоло корҳоро бо сабабҳо намеофарид, касе ба касе муҳтоҷ намешуд. Ҳама хостаҳояшро аз Аллоҳ таъоло хоста, ҳеҷ коре намекард. Дар ин ҳолат, дар байни инсонҳо амир, маъмур, коргар, санъаткор, талаба, муаллим ва бисёр робитаҳои инсонӣ вуҷуд дошта наметавонист. Ва низоми дунёву охират вайрон мешуд. Байни зебову чиркин, хубу бад, мутиъ ва осӣ фарқ намемонд.

Агар Аллоҳ таъоло мехост, одаташро бо дигар роҳ ҳам мекард.

Ҳама чиро мувофиқи одаташ меофарид. Масалан, агар мехост кофиронро, онҳое ки ба завқу сафои дунё дода шудаанд, ононе ки ҷон месӯзонанд, инсонҳоро фиреб медиҳанд, ба Ҷаннат равон кунад. Ва имондоронро, ибодаткунандагонро, накукоронро ба Ҷаҳаннам гузорад. Аммо, оёти карима ва ҳадисҳои шариф, ин гуна нахостани Аллоҳ таъолоро нишон медиҳанд.

Ӯ офаридгори ҳама корҳову ҳаракатҳои хоста ва нахоста анҷомдодаи инсон аст. Барои боихтиёр анҷом додани коре ваё ҳаракате, ба бандаҳояш **(Ихтиёр)** ва **(Ирода)** додааст. Ва бо ин роҳ, ин интихоб кардану хостаҳоро барои анҷом додани корҳо сабаб гузоштааст. Як банда, вақте ки як коро ихтиёр мекунад, Аллоҳ таъоло ҳам хоҳад, онро меофарад. Банда нахоҳаду Аллоҳ таъоло ҳам нахоҳад, он офарида намешавад. Он чиз танҳо бо хоҳиши банда ҳам офарида намешавад. Агар Аллоҳ  таъоло ҳам хоҳад, баъд офарида мешавад. Офаридани корҳое ки банда хоҳиш дорад, мисли чизе ки ба оташ расад, дар он сухтанро офаридан аст, ба оташ нарасад, сӯхтан наофаридан аст. Корд агар расад, буридан офарида мешавад. Буранда корд нест, Ӯ аст. Кордро барои буридан сабаб гузоштааст. Аз ин бар меояд, ки ҳаракатҳое ки банда хоҳиш дорад, онҳоро ихтиёр карданашон, тарҷеҳ додани ҳаракатҳояшон ва хостаҳояшон бо сабабе офарида мешавад. Аммо ҳаракатҳои дар табиатбуда дар ихтиёри банда нест. Инҳо, танҳо агар Аллоҳ таъоло хоҳад, бо дигар сабабҳо меофарад. Моддаҳову хосиятҳову ҳаракатҳои ҳама чизро, офтобро, зарраҳоро, қатраҳоро, ҳуҷраҳоро, микробҳоро, атомҳоро танҳо Ӯ, Аллоҳ таъоло меофарад. Нест ҳеҷ офарандае ғайри Ӯ. Фақат, байни ҳаракатҳои моддаҳои беҷон ва ихтиёри инсону ҳайвон ин дигаргунӣ ҳаст, инсонҳо чизеро ихтиёр кардаву тарҷеҳ додаву бихоҳанд, Ӯ ҳам бихоҳад, бандаро ба ҳаракат медарорад ва меофарад. Ҳаракат кардани банда дар дасти худаш нест. Ҳатто аз чи гуна ҳаракат кардан ҳам бехабар аст. [Ҳар як ҳаракати инсон бо бисёр ҳодисаҳои физикиву кимиёӣ ҳосил мешавад.] Дар ҳараатҳои ҷисмҳои беҷон, **(Ихтиёр кардан)** вуҷуд надорад. Офаридани оташ дар ҳолати расидани оташ, ин сӯхтанро тарҷеҳ додану хостани оташ нест.

[Хоҳишоти дӯстошта, фоиданок ваё дардоварро Ӯ ҳам мехоҳад ва меофарад. Аз инҳо, хоҳишоти баду зарарнокро Ӯ ҳам намехоҳад ва намеофарад. Аз ин бандаҳо ҳамеша корҳои неку фоиданок ҳосил мешавад. Баъзе инсонҳо баъзан барои ҳосил нашудани бисёре аз корҳо ғамгин мешаванд. Агар барои зараровар буданашон ин корҳо офарида

нашуданд гуфта фикр мекарданду мефаҳмиданд, ҳеҷгоҳ ғамгин намешуданд. Барои ин ҳатто хурсанд мешуданд ва Аллоҳ таъолоро шукр мегуфтанд. Аллоҳ таъоло ихтиёру корҳои хостаашонро, баъд аз он ки қалбҳояшон ирода ва ихтиёр мекунанд, дар азал ирода карда, ин гуна шуданашро хостааст. Агар дар азал ин гуна намехост, дар ҳаракатҳои хостаамон мо намехостем ҳам, Ӯ маҷбурӣ меофарид. Хостаҳоямонро баъди хостани мо офариданаш, аз сабаби дар азал чунин хостанаш аст. Аз ин бар меояд, ки иродаи Ӯ ҳокими иродаҳост].

Ҳаракатҳои хостаи бандаҳо, аз аввалин чиз ба майдон меояд. Якум, ихтиёру иродаву қудрати қалби банда аст. Аз ин сабаб, ҳаракатҳои бандаро **(Касб кардан)** меноманд. Касб сифати инсон аст. Дуюм, офаридани Аллоҳ таъоло, ҳаст кардан аст. Амрҳову манъкардаҳову савобҳову азобҳои Аллоҳ таъоло аз ин сабаб аст, ки дар инсон касб вуҷуд дорад. Ояти наваду шашуми сураи **(Саффат)** ҳам маънияն **(Аллоҳ таъоло шуморо ва корҳои шуморо офарид)** мефармояд. Ин ояти карима дпр ин инсон ҳам касб, яъне ихтиёри қалбаш дар ҳаракатҳояш ва ҳам **(Иродаи ҷузъия)** вуҷуд доштанашро нишон медиҳад. Ҷабр нашуданашро возеҳ исбот мекунад. Барои ҳамин, **(Кори Инсон)** гуфта мешавад. Масалан, Алӣ зада шикаст мегӯянд. Яъне қазову қадар якҷоя офариданашро нишон медиҳад.

Пеш аз оне ки банда коре анҷом медиҳад, он корро банда бо қалбаш интихоб ва ирода карданаш лозим аст. Банда чизе ки дар дохили қудраташ ҳаст, ирода мекунад. Ин хоҳишро **(Касб)** меноманд. Марҳум Амидӣ ин касбро дар офариниши корҳо сабаб шуданашро ва таъсир карданашро мегӯяд. Агар ихтиёри касб дар офаридани он кор таъсир накунад, зарар ҳам дода наметавонад. Чунки, кори офридашуда ва хостаи банда як аст

Фарқ намекунад. Аз ин бар меояд, ки банда ҳама хостаашро карда наметавонад. Нахостаҳояш ҳам буда метавонад. Иҷро шудани ҳар хостаи банда ва иҷро нашудани ҳар нахостаҳояш, бандагӣ нест. Бар муқобили улуҳият хестан аст. Аллоҳ таъоло лутф карда, эҳсон карда, дилсӯзӣ карда ба бандаҳояш ба қадри эҳтиёҷашон, ба қадре ки ба амрҳову манъкардаҳои Ӯ итоат мекунанд, қуввату ҷудрату энергия додааст. Масалан, касе ки сиҳҳат аст ва пулдор аст, дар тамоми умр як бор ҳаҷ рафта метавонад. Дар осмон ҳилоли [моҳи] Рамазонро дида, ҳар сол як моҳ рӯза мегирад. Дар бисту чаҳор соат, панҷ вақт намоз мехонад. Миқдори молаш ба нисоб расад, пулдор бошад, баъд аз як

соли ҳиҷрӣ аз чил як ҳисса тилло ваё нуқра ҷудо карда, ба мусалмонон закот дода метавонад. Дида мешавад ки инсон коҳои хостаашро хоҳад мекунад, нахоҳад намекунад. Бузургии Аллоҳ таъоло аз ин ҷо ҳам фаҳмида мешавад. Ҷоҳилону ахмақон илми қазову қадарро сарфаҳм нарафта, ба суханони олимони аҳли суннат бовар намекунанд. Ба қудрат ва ихтиёри бандашо шубҳа мекунанд. Инсонро дар корҳои хостаашон оҷиз ва маҷбур фикр мекунанд. Дар баъзе корҳо ихтиёри бандаҳоро надида ба аҳли суннат забон дароз мекунанд. Ин суханони ноҷо ҳам, исботи он аст, ки дар худашон ирода ва ихтиёр вуҷуд дорад.

Қуввати кардан ваё накардани як корро **(Қудрат)** мегӯянд. Тарҷеҳ додан ё интихоб кардан ваё накардани кореро **(Ихтиёр)** меноманд. Иҷро кардани он чизе ки ихтиёр карда шуд, **(ирода)** аст. Қабул кардани кореро ва зид набаромадан ба коре ё чизеро **(Ризо)** гӯянд. Якҷоя шудани ирода ва қудратро барои таъсир кардан дар рафти иҷрои кор, **(Халқ)** ваё офаридан мегӯянд. Таъсирнок нашуда якҷоя нашуданашонро **(Касб)** меноманд. Ҳар он чизе ки ихтиёр мекунад, холиқе дошта шарт нест. Ба мисли ҳамин, ба ҳар чизе ки ирода карда мешавад, розӣ шудан ҳам лозим нест. Аллоҳ таъолоро холиқу мухтор мегӯянд. Бандаро косиб ва мухтор гӯянд.

Аллоҳ таъоло тоъатҳову гуноҳони бандаҳоро ирода карда меофарад. Фақат аз тоъат розӣ аст ва аз гуноҳ розӣ нест. Ва гуноҳро намеписандад. Ҳама чиз, бо иродву халқи Ӯ ҳаст мешавад. Ояти саду дуюми сураи Анъом ҳам дар ин бора маъниян чунин мефармояд: **(Худое ҷуз Ӯ нест. Холиқи ҳама чиз танҳо Ӯст).**

Ононе ки дар фирқаи **(Муътазила)** ҳастанд, аз ине ки фарқи байни ирода ва ризоро намебинанд, охирин дараҷа дар ҳайрат монданд. Инсон кори хостаашро худаш меофарад гуфтанд. Қазову қадарро инкор кардаанд. Аҳли фирқаи **(Ҷабрия)** бошад, тамоман ҳайрон монд. Бе халқ кардан, ихтиёр вуҷуд доштанашро нафаҳмиданд. Дар инсон ихтиёр нест гуфта, инсонра ба чубу санг монанд карданд. Инсонҳо ҳошо, бегуноҳанд, гуфтанд. Оне ки ин ҳама бадиҳоро кунонд, ҳошо Аллоҳ таъолост, гуфтанд. Агар мисли гуфтаи аҳли Ҷабрия, дар инсон ирода ва ихтиёр намебуд, бадиҳову гуноҳонро Аллоҳ таъоло маҷбурӣ мекунонд агар, пас байни ҳаракатҳои инсоне бо дасту пои баста аз кӯҳ давр хӯрда давр хӯрда ба замин меояд ва инсоне ки қадамзанон атрофашро сайр карда сайр карда меояд, фарқе намебуд. Дар ҳоле, ки ҳаракатҳои якумаш бо ҷабр ва дуюмаш бо иродаву ихтиёр иҷро шуда буд. Касоне

ки фарқи байни инҳоро намебинад, кӯтоҳфикру кӯтоҳақл аст. Ва ҳам оятҳои каримаро инкор кардагӣ мешаванд. Амрҳову манъкардаҳои Аллоҳ таъолоро нолозим ва беҷо дониста мешаванд. Чи тавре ки аҳли фирқаҳои Муътазила ва Қадария фикр мекунанд, ки инсон хостаашро худаш меофарад, ин ба ояти каримаи **(Офарандаи ҳама чиз Аллоҳ таъолост)** бовари надоштанашонро нишон медиҳад, дар айни ҳол дар офаридан инсонҳоро ба Аллоҳ шарик сохтан мешавад.

Шиаҳо ҳам мисли Муътазила. Фикр мекунанд, ки инсон хостаашро меофарад. Ва нагузаштани хар аз об новобаста аз чи қадар шопа хурданашро далел меоваранд. Инҳо фикр намекунанд, ки инсон вақте мехоҳад коре кунад, агар Аллоҳ таъоло онро нахоҳад, инҷо хости Худо иҷро мешавад. Инҷо суханҳои аҳли Муътазила хато буданаш бармалост. Яъне инсон ҳама хостаҳояшро карда наметавонад ва офарида наметавонад. Агар мисли гуфтаҳои онҳо бошад, агар инсон ҳама хостаҳояшро бароварда сохта тавонад, инҷо Аллоҳ таъоло ҳошо оҷиз буданаш иҷоб мешавад. Аллоҳ таъоло аз аҷз муназзаҳ ва дур аст. Танҳо иродаи кардаи Ӯ иҷро мешавад. Созандаву офарандаву ҳасткунандаи ҳама чиз танҳо Ӯст. Худовандӣ ингуна мешавад. Барои инсонҳо (инро офарид, вайро офаридем, онро офариданд) гуфтану навиштан, бисёр беҷо ва чиркин аст. Дар муқобили Аллоҳ таъоло беадабӣ мешавад. Сабаби куфр ҳам шуданаш мумкин.

[Ҳаракатҳои ихтиёрии бандаҳо, бо иродаҳои худашон набуда, ҳатто худашон бехабар, бисёр ҳодисаҳои физикиву кимиёиву физиологӣ ба майдон меояд. Он олимони боинсофе ки ин зарифиро фаҳмидаанд, ҳаракатҳои ихтиёрии худро (офаридам) гуфтан як тараф, ҳатто аз (ман кардам) гуфтан ҳаё мекунад. Аз Аллоҳ таъоло ҳаё мекунад. Ва оне ки маълумот, фаҳмиш ва адаб надорад, дар ҳама аз ҳама чи гуфтан ҳаё намекунад.

Аллоҳ таъоло дар дунё ба ҳама инсонҳо раҳм мекунад. Ба он чизҳое ки муҳтоҷанд, офарида ато мекунад. Барои дар дунё дар роҳату ҳузур зиндагӣ кардан ва дар охират саодати абадиро ба даст овардан, чи кор карданашон лозим аст, возеҳу равшан муайян кардааст. Онҳое ки ба фиреби нафсашон, рафиқи бад, китобҳои зарарнок ва радиоҳо афтода, ба роҳи куфру далолат меравdefinitions, хостаашро ба ҳидоят расонда онҳоро ба роҳи рост мебарад. Ба золимон ин неъматро эҳсон намекунад. Онҳоро дар умқи хостаҳояшон, дар умқи инкорҳояшон мегузорад.]

Инҷо тарҷумаи китоби **(Эътиқоднома)** ба поён мерасад. Тарҷумони

ин, Ҳоҷӣ Файзулло Эфендӣ мебошад. Аз шаҳраки Камоҳи Эрзинҷон аст. Солҳои зиёд дар Соке мударрисӣ кардааст ва соли 1323 [1905 – и мелодӣ] вафот кардааст. Нависандаи китоб бошад, Мавлоно Холиди Бағдодии Усмонӣ "қуддиса сирруҳ" соли 1192 – и ҳиҷрӣ дар шарқи Бағдод, дар Шаҳрузур таваллуд шуда соли 1242, [1826 – и мелодӣ] дар Шом вафот кардааст. Аз сабабе ки аз насли Усмони Зиннурайн "разияллоҳу ъанҳ" аст, Усмонӣ номаш мебаранд. Ба бародараш Мавлоно Маҳмуд Соҳиб ҳадиси дуюми китоби **(Ҳадиси Арбаъин)** ва ҳадиси машҳуре бо номи **(Ҳадиси Ҷабраил)** – и Имом Наваиро хононда, Мавлоно Маҳмуд Соҳиб аз бародараш маънои ин ҳадисро возеҳу равшан навиштанашро хост. Мавлоно Холид, барои хушнудии бародари нурониаш қабул карда он ҳадиси шарифро ба забони форсӣ шарҳ дод.

**Бихезу бикшо чашми ақл, тавалло ку Худовандро,**
**Аз он роҳ машав бероҳ, тавалло кун Худовандро.**

**Гузор панҷ вақт намозатро, бигир рузаи Рамазонро,**
**Бидеҳ закотатро, гар дорой, тавалло кун Худовандро.**

**Рӯзе ояд, ки набинад чашмат, нашнавад гӯшад,**
**Фурсат ба даст н-ояд ҳар дам, тавалло кун Худовандро,**

**Ғанимат дон офиятро, неъмат дон ҳар дақиқатро,**
**Пойбанди амраш бош, тавалл кун Худовандро.**

**Магзарон умратро тиҳӣ, мадеҳ бар нафсат қувват,**
**Бархез! Мабош дар ғафлат, тавалло кун Худовандро.**

**Ноумед ҳаргиз машав, гар гуноҳат мисли кӯҳ бошад,**
**Авфаш карамаш беҳад аст, тавалло кун Худовандро.**

**Раҳмати вақти саҳар, мебора дар ҳар мамлакат,**
**Қалб пок мешавад он дам, тавалло кун Худовандро.**

**Номи Худоро ёд кун, қалбу рухро шод кун,**
**Мисли булбул фарёд кун, тавалло кун Худовандро.**

# - 5 -
# МАКТУБИ ШАРОФИДДИН МУНИР
## “раҳимаҳумуллоҳу таъоло”
## (Сабабҳоро иҷро кардан лозим)

Яке аз бузургони олимони Ислом, Шарофиддин Аҳмад бин Яҳё Мунирӣ “раҳматуллоҳи ъалайҳ”, ки дар Ҳиндустон ба воя расидааст, дар мактуби ҳаждаҳуми китоби форсии **(Мактубот)** мефармояд:

Зиёде аз инсонҳо, бо шубҳаву хаёл ҳаракат карда хато мекунанд. Баъзе аз ингуна фикрҳои вайрон инҳо ҳастанд, ки мегӯянд: *(Аллоҳ таъоло ба ибодатҳои мо эҳтиёҷ надорад. Аз ибодаҳои мо ба Ӯ ҳеҷ фоидае нест. Ибодаҳо ва исёни инсонҳо дар назди бузургии Ӯ мусоввӣ аст. Онҳое ки ибодат мекунанд, беҳуда заҳмат мекашанд).* Ингуна фикр кардан хатост. Аз сабабе ки Исломиятро намедонанд, ин тавр мегӯянд. Онҳо фикр мекунанд, ки ибодаҳои мо барои Аллоҳ таъоло фоидаовар аст ва барои ҳамин амр шудаст. Ин гуна фикр кардан хатои маҳз аст. Ин чизи имконнопазирро имконпазир фикр кардан аст. Фоидаи ибодати кардаи ҳар як инсон танҳо ба худаш аст. Инро Аллоҳ таъоло дар сураи **(Фотир)** ояти ҳаждаҳум возеҳу равшан хабар додааст. Иносне ки ин гуна фикр мекунанд, ба монанди беморес, ки парҳез намекунад. Духтур ба ин бемор парҳез медиҳад ва бемор агар парҳез накунам ба духтур ҳеҷ зараре намерасад, фикр карда парҳез намекунад. Ба духтур зараре надорад гуфтанаш дуруст аст. Аммо ба худаш зарар мерасонад. Табиб, барои худаш фоидавар аст на, балки барои бемор аз касалӣ наҷот ёбад гуфта ба ӯ парҳез карданашро тавсия медиҳад. Тавсияи духтурро гӯш кунад, шифо меёбад. Итоат накунад, мурда меравад. Ва табибро аз ин ҳеҷ зараре намерасад.

Як қисми онҳое ки ин гуна вайрон фикр мекунанд, ҳеҷ ибодат намекунанд, аз ҳаром дурӣ намеҷӯянд, яъне аз исломият пайравӣ намекунанд. Онҳо *(Аллоҳ карим аст. Раҳим аст. Ба бандаҳояш раҳм мекунад. Авфаш беҳисоб аст. Ҳеҷ касро азоб намекунад)* мегӯянд. Бале, суханҳои аввалашон дуруст аст. Фақат, суханони охирашон дуруст нест. Инҷо шайтон дорад онҳоро фиреб медиҳад. Ба исён тела дода истодааст. Оне ки ақл дорад, аз шайтон пайравӣ намекунад. Чи тавре ки Аллоҳ таъоло раҳиму карим аст, азобаш ҳам шиддатнок аст. Азобаш ҷонсӯз аст. Дар ин дунё мебинем, ки зиёданд инсонҳое ки дар фақириву мушкилиҳо зиндагӣ доранд. Бисёре аз бандаҳояшро бе

дудилагӣ дар азобу машақат ҳаёташонро ба сар мебаронад. Дар ҳоле ки бисёр Карим ва Раззоқ аст, бе машақати зироат коштану деҳқонӣ накардан, як пораи нон ҳам намедиҳад. Дар ҳоле ки ҳамаро Ӯ ҳаёт мебахшад, инсонеро ки намехӯрад ва намепӯшад зинда намегӯзорад. Бемореро ки дору истифода намекунад, шифо намедиҳад. Барои зиндагӣ кардан, бемор нашудан, соҳиби мол шудан, мисли инҳо барои ҳама неъматҳои дунё сабабҳо офаридааст ва ба онҳое ки сабабҳоро риоя ваё иҷро намекунанд, ҳеҷ раҳм накарда, аз неъматҳои дунё маҳрум гузоштааст. Доруву давоҳо ду навъ мешаванд: моддӣ ва маънавӣ. Доруву давоҳои маънавӣ ки ҳама бемориро табобат мекунад, ин садақа додан ва дуо кардан аст. Дар ин бора ҳадисҳои **(Садақа дода беморонатонро табобат кунед)** ва **(Истиғфори бисёр кардан ба ҳама дардҳо давост)** мавҷуд аст. Илоҷҳои моддӣ бисёранд. Бо таҷриба онҳоро метавон фаҳмид. Истифодаи илоҷҳои маънавӣ, барои ёфтани илоҷҳои моддӣ ёрӣ мерасонад. Расидан ба неъматҳои охират ҳам ин гуна аст. Кофириро, заҳре ки қалбу руҳро мекушад, кардааст. Танбалӣ ҳам рӯҳро хаста мекунад. Инҳоро агар даво накунем, рӯҳ бемор шуда мемирад. Илоҷи ягонаи куфру ҷоҳилӣ, имон ва маърифат аст. Илоҷи танбалӣ бошад, намоз хондан ва ҳама ибодаҳоро кардан аст. Оне, ки дар дунё заҳр менӯшад ва Аллоҳ Раҳим аст, аз зарари заҳр маро эмин нигоҳ медорад гӯяд, бемор шуда, мурда меравад. Касе ки исҳол дорад, равғани ҳинд истеъмол кунад, [ваё касе ки касали қанд дорад, ширинӣ ё торт хурад] касалиаш авҷ мегирад. Аз сабабе, ки бадани инсон нозук аст, эҳтиёҷот ҳам [хӯрок, либос, хона] бисёр лозим мешавад. Инҳоро ёфта ва барои мувофиқ ба исломият истифода бурда тавонистан, тайёр шудан бисёр муфид аст. Барои ин корҳоро ба осонӣ ва ба роҳат анҷом додани инсон, дар инсонҳо як қувваи дигар **(Нафс)** офарида шудааст. Барои дар ҳайвонҳо офарида шудани ин қувва, ягон сабабе мавҷуд нест. Нафс кардани чизҳову корҳое, ки барои бадан лозиманд, мехоҳад. Кардани бисёртари ин корҳо ба нафс ширинтар меояд. Хоҳишоти нафсро **(Шаҳват)** мегӯянд. Истифодаи бисёри шаҳват, бе маслиҳати ақл, ба қалбу бадан зарар меорад ва гуноҳ мешавад. Нигаред ба саҳ. 32 - и **(Саъодати Абадия).**

Як қисми фикрҳои вайрон ҳам, гуруснагӣ кашида ризояит нишон медиҳанд. Ва ин тавр, хоҳишоти шаҳвату ғазаб ва саргармиҳое ки Исломият намеписандад, аз решааш нест кунанд. Фикр мекунанд, ки исломият инҳоро нест карданашонро амр мекунад. Муддати зиёд

машаққати гуруснагиро кашида, ин хоҳишоти бадро нест нашуданашро мебинад. Ва фикр мекунад, ки Исломият чизҳои имконнопазирро амр мекунад. *(Исломият ин гуна амр намекунад. Хуйҳое ки аз офариниши инсон бо ӯ ҳастанд, нест намешаванд. Кӯшиши аз инҳо халос шудан, мисли кӯшиши занҷиро сафед кардан аст. Кӯшиши чизи имконнопазирро кардан, умрро беҳуда сарф кардан аст)*. Инҳо хато фикр карда хато кор мекунанд. Ҳол он ки исломият ин гуна амр мекунад гуфтанашон, ҷоҳилӣ ва ахмақие беш нест. Чунки исломият нест кардани ғазабу шаҳвату сифатҳои инсонро амр намекунад. Ин тавр гуфтан, бухтони бузурге бар сари исломият мешавад. Агар исломият ин гуна амр мекард, соҳиби дин Муҳаммад ъалайҳиссалом ин гуна сифатҳоро намедошт. Дар ҳоле ки **(Ман инсонам. Мисли ҳама ман ҳам ғазабнок мешавам)** мегуфт. Аҳён аҳён ғазабнок шуданаш дида мешуд. Ғазабӣ шуданаш ҳамеша барои Аллоҳ таъоло мешуд. Аллоҳ таъоло дар сураи Оли Имрон, ояти саду сию чор касонеро ки **(хашми худро фурӯ мебаранд),** мадҳ мекунад. На онҳоеро ғазаб намекунанд. Оне ки вайрон фикр мекунанд, ки инсон бояд шаҳваташро нест кунад, бисёр ҳам фикри хатост. Издивоҷ кардани Расулуллоҳ “салаллоҳу ъалайҳи вассалам” бо нӯҳ ҳамсарашон, хато будани ин фикрро ҳам нишон медиҳад. Касеро ки шаҳваташ кам мешавад, барои барқарор карданаш бояд илоҷ истифода кунад. Ғазаб ҳамин гуна аст. Инсон завҷа ва фарзандашро бо сифати ғазабаш муҳофизат мекунад. Ба муқобили душманони Ислом, бо ёрдами ин сифат ҷиҳод мекунад. Инсон баъд аз соҳиби бачаву кача шудан ва мурдан, бо шаъну шараф ёд карданаш бо ёрии шаҳваташ мешавад. Инҳо, сифатҳоеанд, ки Исломият мадҳ кардааст, писандидааст ва таъриф кардааст.

Исломият на нест кардани шаҳвату ғазаб, балки ҳоким шудан ба ҳардуи онҳо ва истифодаи онҳо дар чаҳорчубаи дин амр мекунад. Ба савора ва шикорчӣ нест кардани аспу сагашон не, балки онҳоро тарбия карда ба фоидаи худашон истифода бурданашон лозим аст. Ба ҳамин монанд, шаҳвату ғазаб ба мисли саги шикорчӣ ва аспи савора аст. Ин ду агар набошанд, неъматҳои охиратро шикор карда намешавад. Фақат, барои аз инҳо фоида гирифтан, онҳоро тарбия карда мувофиқи дин истифода кардан лозим. Гар тарбия нашаванд, ҷонвар шуда ҳудудҳои динро гузаранд, инсонҳоро дар фалокат меандозанд. Риёзат кардан барои ин ду сифатро нест кардан набуда, балки барои тарбияи онҳо ва истифодаи онҳо дар чаҳорчубаи дин аст. Иҷрои ин барои ҳар кас мумкин

аст. Маданият истифодаи қувваи атомӣ ва сохтани ҳавопаймоҳои низомӣ нест. Маданият инҳоро ба фоидаи инсоният истифода бурдан аст. Ин ҳам бо итоату пайравӣ аз исломият ба даст меояд.

Агар ба қисми чаҳоруми андешаҳои вайрон биёем, инҳо доранд худашонро фиреб медиҳанд. *(Ҳама чиз дар азал навишта шудааст. Кӯдак пеш аз ба дунё омадан* ***(Саъид)*** *ваё* ***(Шақӣ)*** *шуданаш маълум аст. Барои ҳамин ҳам ибодат кардан фоидае надорад)* мегӯянд. Расулуллоҳ “саллаллоҳу ъалайҳи вассалам” иваз нашудани қазо ва қадар, ҳама чиз дар азал навишта шуданашро фаҳмонда, асҳоби киром ҳам: (он замон тақдири дар азал бударо бовар карда, ибодат накунем) гуфтанд. Расулуллоҳ “саллаллоҳу ъалайҳи вассалам” дар муқобили ин суханҳо чунин гуфт. **(Ибодат бикунед! Ҳама он чизе ки дар азал тақдир карда шудааст ба ҳама, иҷро карданаш осон мешавад).** Яъне касеро, ки Аллоҳ таъоло дар азал саъид муайян кард, он дар дунё амалҳои саъидонро анҷом медиҳад. Аз ин бар меояд, ки ибодат кардани касоне ки саъид гуфта шудаанд ва исён кардани касоне, ки шақӣ гуфта шудаанд, ҳаёти осоишта доштанашон дар азал тақдир карда шуданаш ба хӯрок ва илоҷ гирифтанашон монанд аст. Ва бемор шудану мурданашон дар азал тақидр шуданаш ба хӯроку илоҷ нагирифтанашон монанд аст. Оне ки аз гуруснагиву беморӣ мурданаш дар азал навишта шудааст, хӯроку илоҷ гирифтану стифода бурдан насиб намешавад. Доро шудани касе ҳам ки дар азал барояш тақдир шудааст, роҳҳои касб кардан барояш кушода мешавад. Оне, ки мурданаш дар шарқ барояш тақдир шудааст, роҳҳои ба ғарб рафтанаш баста мешавад. Чи тавре, ки шунидаем, Азроил ъалайҳиссалом ба назди ҳазрати Сулаймон омада, ба марде ки дар бари ӯ менишаст, бо диққат нигоҳ кард. Ва вақте Азроил ъалайҳиссалом меравад, ин мард аз ин нигоҳи сарди Азроил тарсида, аз Сулаймон ъалайҳиссалом хоҳтш мекунад, ки ба шамол амр кунад то ӯро ба шаҳре аз шаҳрҳои дури Ҳиндустон барад. То аз Азроил ъалайҳиссалом наҷот ёбад. Вақте Азроил ъалайҳиссалом такрор омад, Сулаймон ъалайҳиссалом аз ӯ барои чӣ барои он мард нигоҳи сард карданашро пурсид. Азроил ъалайҳиссалом чунин ҷавоб дод: (баъд аз як соат барои ҷони ӯро дар Ҳиндустон гирифтан амр шудам. Вақте, ки ӯро дар бари ту дидам аз ҳайрат ба ӯ бо диққат нигоҳ кардам. Аммо ба амр итоат карда ба Ҳиндустон рафтам ва ӯро онҷо ёфтам ва ҷонашро ситонидам). [Ин қисса дар **(Маснавӣ) –** и Ҷалолиддин Румӣ “раҳимаҳумуллоҳу

таъоло”[31] ба тафсил оварда шудааст]. Дида мешавад, ки он чизе ки дар азал тақдир мешавад, як амр набуда балки илм аст. Нигаред ба саҳифаи чилу нӯҳ! Ин мард барои иҷро шудани қадаре, ки дар азал навишта шудааст, аз Азроил ъалайҳиссалом тарсид. Сулаймон ъалайҳиссалом ба ӯ итоат кард. Тақдири дар азал буда, ба сабабҳои занҷирӣ ба ҷо оварда шуд. Ба мисли ин, имон овардани касе ки дар азал саъид гуфта шудааст, бо риёзату бо дуруст кардани одатҳои бад, насиб мешавад. Сураи **(Анъом)** ояти саду бисту панҷум ҳам маъниян: **(Аллоҳ таъоло ба қалби касе, ки ҳидояташро мехоҳад, исломиятро ҷой мекунад)** мефармояд. Оне, ки шақӣ шуданаш дар азал тақдир шудааст, яъне ба ҷаҳаннам рафтанаш тақдир шудааст, (ибодат кардан лозим нест, ҳама саъид ва шақӣ шуданаш аз азал маълум аст) мегӯяд. Ин тавр фикр карда, ибодат намекунад. Ин гуна фикр кардаву ибодат накарданаш, аз азал шақӣ шудани он касро нишон медиҳад. Ба ҳамин монанд, барои касе ки ҷоҳил монаданаш дар азал тақдир шудааст, (ҳама чиз дар азал тақдир шудааст, хондану омӯхтани касе ки ҷоҳил аст, фоиде надорад) мегӯяд. Ҳамин тавр ҳам, намехонаду намеомӯзад ва ҷоҳил мемонад. Барои касе, ки зироат кишт карда ҳосили фаровон гирифтанаш тақдир шудааст, заинашро шудгор кардану тухм коштан насиб мешавад. Имон овардану ибодат кардани онҳое, ки дар азал саъид гуфта шудаанд ва кофир шудану исён кардани онҳое, ки дар азал шақӣ гуфта шудаанд ҳамин гуна аст. Касе, ки ахмақ аст, инро намефаҳмад. (Байни имон овардану ибодат кардан ва аз азал саъид будан ваё куфру исён кардану аз азал шақӣ будан чи муносибат аст?) гуфта мепурсанд. Ҳатто кӯтоҳақлон, ин муносибатро фаҳмидан мехоҳанд. Кӯшиши ҳама чизро бо ақли кӯтоҳаш ҳал карданро мекунад. Дар ҳоле, ки ақли инсон маҳдуд аст. Он чизҳоеро, ки ақл намегираду намефаҳмад, кӯшиши фаҳмидан кардан, ин як беақливу аҳмақие беш нест. Онҳое, ки ин тавр мекунанд, аҳмақ буданашон маълум мешавад. Исо ъалайҳиссалом чунин мефармояд: (қувваи курҳои модарзодро бино кардан ваё мурдаро зинда кардан ба ман наомада буд. Фақат, сухани ҳақро ба аҳмақон фаҳмонида натавонистам). Аллоҳ таъоло бо илму ҳикмати беохираш, баъзе аз бандаҳояшро ба дараҷаи малоика баланд мебардорад. Ҳатто за малоик ҳам баланд. Ва баъзеашро ҳам ба мартабаи сагу хуки мурда поён мефарорад. Тарҷумаи мактуби ҳаждаҳум инҷо ба итмом расид!

31 Ҷалолуддин Румӣ соли 672 [1273 – и мелодӣ] дар Қунияи Туркия вафот кардааст.

Дар китоби **(Мактубот) –** и Шарофиддин Аҳмад бин Яҳё сад мактуб мавҷуд аст. Соли 741 [1339 – и мелодӣ] навишта шуда, соли 1329 [1911 – и мелодӣ] дар Ҳиндустон ба табъ расидааст. Дар Истанбул, дар китобхонаи Сулаймония дастнависаш мавҷуд аст. Дар мактуби ҳафтоду шашум чунин мефармояд:

**(Саъодат)** ин маънои Ҷаннатӣ буданро дорад. **(Шақоват)** ҳам ҷаҳаннамӣ буданро ифода мекунад. Саъодату Шақоват, ба мисли ду хазинаи Аллоҳ Таъоло аст, ки калиди хазинаи аввалӣ тоъату ибодат аст. Ва калиди хазинаи дуюм, маъсияту гуноҳҳо мебошанд. Аллоҳ таъоло саъид ваё шақӣ шудани ҳар як шахсро дар азал медонист. Ин илмро **(Қадар)** меноманд. [Инро навишти пешона ҳам мегӯем]. Оне, ки саъид шуданаш дар азал муайян шудааст, итоъати Аллоҳ таъолоро мекунад. Ва оне, ки шақӣ шуданаш маълум аст, ҳамеша гуноҳ анҷом медиҳад. Дар дунё, ҳар кас саъид ваё шақӣ буданашро аз амалаш фаҳмида метавонад. Олимони дин, ки ҳамеша дар фикри охиратанд, саъид ва шақӣ будани ҳар касро ин гуна мефаҳманд. Олими дине, ки ба дунё дода шудааст, инро фаҳмида наметавонад. Ҳар як ъиззату неъмат, ба Аллоҳ таъоло бо ихлос итоъат ва ибодат кардан аст. Ҳар як бадиҳову мушкилиҳо бошад, аз анҷом додани гуноҳ ҳосил мешавад. Дарду бало бар сари ҳар кас аз гуноҳ анҷом додан меояд.Роҳат ва ҳузур бошад аз роҳи итоъат ба даст меояд. [Одати Аллоҳ таъоло ин гуна аст. Инро касе иваз карда наметавонад. Он чизе, ки ба нафс осон ва ширин метобад, набояд саъодат фикр кард. Ва он чизҳоеро, ки ба нафс душвор ва талх метобад, набояд шақоват ва фалокат фикр кард]. Нафаре, ки солҳо умрашро дар Қудс, дар Масҷиди Ақсо, бо тасбеҳ ва ибодат мегузаронд, аз сабабе ки шартҳои ибодату ихлосро наомӯхта буд, бо тарки як саҷда он қадар зарар дид, ки ҳалок шуд. Саги асҳоби Қаҳф бошад, бо вуҷуди он, ки наҷас буд, аз сабабе ки аз паи сиддиқон рафта буд, он қадар мартабаи баландеро соҳиб шуд, ки ҳеҷ наафтод. Ин ҳол инсонро дар ҳайрат мегузорад. Асрҳост, ки олимон ин сирро фаҳмида наметавонанд. Ақли инсон, ҳикмати инро намефаҳмад. Ба Одам ъалайҳиссалом аз гандум истеъмол макун гуфта шуд, аммо аз сабабе ки истеъмол карданаш дар азал тақдир шуда буд, истеъмол кард. Ба Шайтон амр шуд то ба Одам ъалайҳиссалом саҷда кунад, аммо саҷда накарданаш дар азал навишта шуда буд. Маро ҷӯед фармуд. Фақат, расидани инсонҳои беихлосро нахост. Мусофирони роҳи илоҳӣ ғайр аз (ҳеҷ чиз нафаҳмидем) гуфтан, дигар ҳеҷ чиз нагуфтанд. Ҳоло ба

мо чи расад. Ӯ ба имон овардану ибодат кардани инсонҳо ҳеҷ эҳтиёҷе надорад. Куфр варзидану гуноҳ анҷом доданашон ҳам ба Ӯ ҳеҷ зараре намерасонад. Ӯ ба махлуқот ҳеҷ этиёҷе ҳам надорад. Илмро барои тоза кардани зулмат ва ҷаҳлро барои гуноҳ кардан сабаб гардонд. Аз илм, имону тоъат таваллут мешаваду аз аз ҷаҳл куфру гуноҳ. Тоъат агар бисёр хурд ҳам бошад, набояд аз даст дод. Ва гуноҳ агар бисёр хурд ҳам бошад, набояд наздик шуд. Олимони Ислом фармуданд, ки се чиз ба се чиз сабаб мешавад. Тоъат сабаби ба даст овардани ризоияти Аллоҳ таъоло мешавад. Гуноҳ кардан сабаби ғазаби Аллоҳ таъоло мешавад. Ва имон овардан, сабаби бошараф ва пурқиммат будани инсон мегардад. Барои ҳамин ҳам, аз анҷом додани гуноҳони хурд ҳам мебояд эҳтиёт кард. Чунки ғазаби Аллоҳ таъоло айнан дар ҳамон гуноҳ буда метавонад. Ҳар як муъминро аз худ болотару хубтар бояд донад. Чун, он муъмин бандаи бисёр ҳам дӯстдори Аллоҳ таъоло буда метавонад. Тақдире, ки дар азал барои ҳар кас навишта шудааст, ҳеҷ кас иваз карда наметавонад. Аллоҳ таъоло хоҳад, ҳатто шахсе ки ҳамешав гуноҳ кардааст ва ҳеҷ тоъате накардааст, мебахшад. Сураи Бақара ояти сӣ ҳам маъниян инро ифода мекунад, ки вақте малоик: **(Эй Рабби! Оё касеро меофаринӣ, ки дар замин фасод кунад ва хун бирезад)** мегӯянд, Аллоҳ таъоло дар ҷавоб (Онҳо фасод намекунанд) нагуфт, балки **(Онҷиро ман медонам, шумо намедонед)** фармуд. (Онҳое, ки лоиқ нестанд, лоиқашон мекунам, Дурмондаҳоро наздик мекунам. Онҳе, ки залилу бечораанд, азиз медорам) фармуд. Агар шумо ба кори онҳо нигаред, ман ба имони дар қалбашонбуда менигарам. Шумо ба бегуноҳ буданатон менигаред, онҳо ба раҳмати ман паноҳ мебаранд. Чи тавре, ки бегуноҳии шуморо дӯст медорам, авф кардани гунҳни онҳоро ҳам дӯст медорам. Оне, ки ман медонам, шумо донистa наметавонед. Имондоронро ба лутфи азалиям расонда, бо лутфи абадиям, ҳамеша сарашонро сила мекунам. Тарҷумаи мактуби ҳафтоду шаш ба итмом расид.

Шарофиддин Аҳмад бин Яҳё Мунирӣ "раҳматуллоҳи таъоло ъалайҳ" соли 782 [1380 – мелодӣ] вафот кардааст. Дар Ҳиндустон, дар шаҳри Биҳор зиндагӣ кардааст. Қабраш ҳам дар онҷост. Мунир номи яке аз деҳаҳои шаҳри Биҳор аст. Тарҷумаи ҳолаш дар китоби **(Ахборул Ахёр) –** и Шоҳ Абдулҳақи Деҳлавӣ "раҳматуллоҳи таъоло ъалайҳ" ба тафсил оварда шудааст. Ин китоб форсӣ буда, соли 1332 [1914 – и мелодӣ] дар Ҳиндустон, шаҳри Диёбанд ва баъдтар дар

Лаҳори Покистон ба табъ расид. Китобҳои **(Иршодус Солиқин), (Мадинул Маъонӣ), (Мактубот)** бисёр китобҳои пурқиммат ҳастанд.

[Имом Раббонӣ "раҳматуллоҳи ъалайҳ" дар мактубҳои мухталифаш чунин мефармояд: (амркардаҳои Аллоҳ таъолоро **(Фарз)** меноманд. Ва манъкардаҳояшро **(Ҳаром)** гӯянд. Он чизҳое, ки фарз ваё ҳаром нестанд, яъне инсон дар анҷом додан ё истифодаи онҳо озод аст, **(Мубоҳ)** мегӯянд. Фарзҳоро баҷо овардан, аз ҳаромҳо дурӣ ҷустан ва мубоҳҳоро барои ризогии Аллоҳ анҷом доданро **(Ибодат кардан)** меноманд. Барои саҳеҳ ва мақбул шудани ибодат, моро мебояд **(Илм)** яъне шартҳои дуруст анҷом доданро омӯхта, **(Амал)** яъне мутобиқ ба ҳамон шартҳо ва бо **(Ихлос)** анҷом диҳем. Ихлос ин фикр накардани пулу мол, мавқеъ, шӯҳрат ва манфиатҳои дунявӣ буда, корро танҳо ба хотири он, ки Аллоҳ таъоло амр кардааст ва барои ризоияту муҳаббати Ӯро ба даст овардан, анҷом додан лозим аст. Илмро бо омӯхтани китобҳи фиқҳ бо Устод, метавон ба даст оғард. Ва ихлосро бо хондани китобҳои тасаввуф ва бо гӯш андохтан ба суханони валиён ва аз ҳолу ҳаракатҳои онҳо ба даст овардан мумкин аст. Илмҳои Ислом ду навъанд: Маълумотҳои динӣ ва маълумотҳои илмӣ. Инҳоро ба қадри лозима омӯхтан фарз аст. Масалан дар бораи тарзи истифодаи илоҷ, миқдор ва истифодаи қувваи барқу мошинаи электрикиро каме ҳам бошад маълумот доштан фарз аст. Дар ғайри сурат ба марг сабаб шуда метавонад. Мусалмоне, ки ба фарзҳову ҳаромҳо бовар дораду аз танбалӣ ваё аз таъсири дӯстӣ бад ибодатҳояшро баҷо намеорад ва дар ин ҳол тавба накарда вафот кунад, то тамом шудани гуноҳҳояш дар ҷаҳаннам месӯзад. Мусалмоне, ки фарзҳоро наомӯзад, донад ҳам, вале қиммат ва аҳамияташро надонаду аз Аллоҳ таъоло натарсида онҳоро тарк кунад ва ҳеҷ ғамгин нашавад, аз мусалмонӣ баромада, кофир мешавад. Дар ҷаҳаннам то абад месӯзад. Анҷом додани ҳаромҳо ҳам ҳамин гуна аст. Илму шартҳои ибодатро наомӯхта ва надониста, ибодат кардан, бо ихлос бошад ҳам саҳеҳ намешавад. Мисле, ки ҳеҷ ибодат накардааст, дар ҷаҳаннам месӯзад. Оне ки шартҳоро медонаду диққат мекунад, ибодаташ саҳеҳ мешавад. Ва аз азоби ҷаҳаннам наҷот меёбад. Фақат, агар бо ихлос накарда бошад, ин ибодат ҳам ва ҳеҷ як кори некаш қабул намешаваду савобе ба даст намеорад. Аллоҳ таъоло ин гуна ибодату хайроту ҳасанотро написандиданашро возеҳ хабар додааст. Ибодате, ки бе илму ихлос анҷом дода мешавад, фоидае надорад. Инсонро аз куфру гуноҳ ва азоб наҷот дода наметавонад.

Мунофиқоне, ки тамоми умр ибодат кардаанд, аммо дар ҳоли куфр вафот кардаанд, кам нестанд. Ибодате, ки бо илму бо ихлос иҷро мешавад, дар дунё инсонро аз куфру гуноҳ наҷот дода азиз мегардонад. Дар охират ҳам аз азоби ҷаҳаннам наҷот ёфтанашро Аллоҳ таъоло дар сураи Моида ояти нӯҳ ва дар сураи Аср ваъда додааст. Аллоҳ таъоло дар ваъдааш содиқ аст. Ба ваъдааш албатта, ки вафо мекунад.)]

## - 6 -
## АЛЛОҲ ТАЪОЛО ҲАСТ ВА ЯГОНА АСТ, ТАМОМИ МАВҶУДОТ ҒАЙРИ Ӯ ДАР ҲОЛАТИ НЕСТӢ БУДАНД ВА БОЗ НЕСТ МЕШАВАНД

Мавҷудоти атрофамонро бо узвҳои ҳиссияшон мешиносем. Чизҳоеро, ки ба узвҳои ҳиссиамон таъсир мекунад, **(Мавҷудот)** [махлуқот] мегӯянд. Таъсирҳо ба панҷ узви ҳиссии мавҷудотро **(хусусият)** ваё **(сифат)** меноманд. Зиё, садо, об, ҳаво, шиша ҳар як **(мавҷудот)** аст. Вазнӣ, яъне мавҷудоте, ки вазминӣ ва ҳаҷм дорад ва дар холигӣ ҷоеро ишғол мекунад, **(ҷавҳар)** ваё **(модда)** мегӯянд. Моддаҳо аз якдигар бо сифатҳову хусусиятҳояшон фарқ мекунанд. Ҳаво, об, санг ва шиша ҳар кадом як модда ҳастанд. Зиё, садо бошад, модда нестанд. Чунки, равшанӣ ва овоз ҷой намегиранд. Ва вазн надоранд. Ҳар як мавҷудот дорои **(Энергия)** яъне **(Қудрат)** ваё қувва ҳастанд. Яъне кор анҷом дода метавонанд. Ҳар як модда дар се ҳолат буда метавонад: газ, моеъ ва сахт. Моддаҳои сахт, шаклҳои худашонро доранд. Аммо моддаҳои газӣ ва моеъӣ як шакли муаян надоранд. Инҳо шакли ҳамон зарф ё ҷисмеро мегиранд, ки дар дохилашанд. Ҳолати шаклгирии моддаро **(ҷисм)** меноманд. Моддаҳо ҳамеша дар шакли ҷисманд. Яъне шаклҳояшон гуногун аст. Фақат, ҳамааш аз моддаи оҳан сохта шудааст. Ҷисмҳо ду навъанд: Ҷисмҳои содда ва мураккаб.

**(Олам мутағаййир аст),** яъне ҳар замон, дар ҷисм дигаргуниҳо мешавад. Масалан ҳаракат карда ҷой иваз мекунанд. Бузург мешавад, хурд мешшавад. Рангаш иваз мешавад. Ҷондор бошад, бемор мешавад, мемирад. Ин дигаргуниҳоро **(ҳодиса)** мегӯянд. Бе таъсири беруние ба модда ҳеҷ дигаргуние намешавад. Вақте, ки ҳодисае ба вуқуъ мепайвандад, сохти модда вайрон нашавад ва хусусияташ дигар нашавад, инро **(Ҳодисаи Физикӣ)** меноманд. Даронда шудани қоғаз,

ин ҳодисаи физикӣ аст. Барои дар модда як ҳодисаи физикӣ ба вуҷуд овардан, як қувваи беруна лозим аст, ки таъсир кунад. Ҳодисаҳое, ки сохту хусусиятҳои моддаро иваз мекунанд, **(Ҳодисаҳои химиявӣ)** меноманд. Сӯхта хокистар шудани қоғаз ҳодисаи химиявӣ аст. Барои дар модда ҳодисаи химиявӣ ба вуҷуд овардан, таъсири як моддаи дигар ба ин модда лозим аст. Таъсири ду ваё зиёда модда ба якдигар, ки сабаби ҳодисаи химиявӣ дар ҳар кадомашон мешавад, **(Реаксияи Химиявӣ)** мегӯянд.

Барои реаксияи химиявӣ анҷом додан бо модда, яъне таъсир карданашон бо хурдтарин порчаҳо мешавад. Ин хурдтарин порчаҳои моддаҳоро **(Ҷавҳарул Фард)** ваё **(Атом)** меноманд. Ҳама ҷисмҳо аз атомҳо ташаккул ёфтаанд. Яъне, ҷисм таҷаммуи атомҳо аст. Агар сохти атомҳо ба якдигар монанд ҳам бошад, бузургиашон ва вазнашон гуногун аст. Аз ҳамин сабаб, имрӯз саду панҷ намуд атомро медонем. Бузургтарин атом ҳам ба қадаре, ки ба микроскоп дида наметавонем, хурд аст. Дар як ҷо ҷамъшавии атомҳои ба ҳам монанд, **(ҷисми сода)** ваё **(элемент)** – ро ҳосил мекунад. Аз сабабе, ки саду ҳаждаҳ намуди атом вуҷуд дорад, ҷисмҳои сода ҳам саду ҳаждаҳ намуд мешаванд. Оҳан, сулфур, меркурӣ, оксиген, ангишт ҳар кадом як эелемент ҳастанд. Ҷисмҳое, ки аз атомҳои гуногун ба майдон омадаанд, **(Ҷисми Мураккаб)** меноманд. Садҳо ҳазор ҷисмҳои мураккаб мавҷуд аст. Об, спирт, намак, оҳак ва ғайра ҷисмҳои мураккабанд. Ҷисмҳои мураккаб, аз якҷошавии ду ваё зиёда ҷисмҳои содда ҳосил мешаванд. Ҷисмҳои содда бошанд, аз якҷошавии атомҳо бо якдигар ҳосил мегарданд.

Ҳамаи ҷисмҳо, масалан кӯҳҳо, баҳрҳо, ҳама намуди растаниҳо ва ҳайвонҳо ҳамеша аз он саду ҳаждаҳ эелемент ба майдон омадаанд. Фасили ҳар як ҷисми ҷондору беҷон, ҳамеша аз он саду ҳаждаҳ эелемент сохта шудааст. Ҳамаи ҷисмҳо, аз якҷояшавии як ё якчанд атомҳои ин элементҳо ҳосил мешаванд. Ҳаво, хок, об, гармӣ, равшанӣ, электрик ва микробҳо ба қисм қисм шудани ҷисмҳои мураккаб ваё ба якҷояшавии ҷисмҳо сабаб мешавад. **(Бе сабаб ҳеҷ дигаргуни ё ивазшавӣ намешавад).** Дар ин дигаргуниҳо, элементҳо, яъне фасилҳои ин мавҷудотҳо, аз як ҷисм ба дигар ҷисм ҷой иваз мекунанд ваё аз як ҷисм ҷудо шуда ба ҳолати озод мегузаранд. Нест шудани ҷисмҳоро мебинем. Мувофиқи дидаамон ҳукм карда фиреб мехӯрем. Чунки, ин назари нест шудану ҳаст шудан, ин ивазшавии моддаҳо ҳасту халос. Нест шудани як ҷисм, масалан мурдаи дар мазор буда, ба

ҳаст шудани дигар ҷисмҳо масалан, об, газ ва хок сабаб мешавад. Дар як ивазшавӣ, моддаҳои наве, ки мавҷуданд, агар ба узвҳои ҳиссиамон таъсир накунад, ба майдон омадани онҳоро намефаҳмем.

Дар ҳар кадоме аз он саду ҳаждаҳ элемент, ивазшавӣ ва ҳодисаҳои химиявию физикӣ дида метавонем. Як элемент, агар ба сохти таркибие дохил шавад, ба ҳолати ион мегузарад. Яъне, отомҳо электрон мегиранд ваё медиҳанд. Атомҳои ҳар як элемент аз ҳаста ва парротҳои хурде, ки **(электрон) –** ашон меноманд, ташкил ёфтаанд. Ҳаста дар мобайни атом аст. Ғайр аз гидроген, ҳастаҳои ҳамаи дигар атомҳо аз доначаҳои хурди **(прутон)** ва **(нютрон)** ташаккул ёфтааст. Прутонҳо дорои электрики мусбат ҳастанд. Нютронҳо дорои электрик намебошанд. Элелктронҳо донаҳои электрики манфӣ буда, дар атрофи ҳаста давр мезанад. Чи тавре ки электронҳо дар мадорашон давр мезананд,  мадорашонро ҳам иваз мегунанд.

Дар ҳастаи атомҳо ҳам ивазшавӣ, порашавӣ дида мешавад, ки онро аз элементҳое, ки **(радиоактив)** меноманд, дида мешавад. Дар ин порашавии ҳастаҳо, як элемент ба дигар элемент иваз шуда, моддаҳо нест мешаванд ва ба энергия **(қувва)** табдил мешаванд. Ин ивазшавӣ аз тарафи **(Эйнштейн)**[32] ҳатто ҳисоб карда шудааст. Аз ин бар меояд, ки чи тавре, ки дар ҷисмҳои мураккаб мебинем, эедементҳо ҳамеша дар ҳоли ивазшаианд ва аз як ҳолат ба ҳолати дигар мегузаранд. (Ҳама моддаҳои ҷондору беҷон дар ҳоли ивазшавианд. Яъне, кӯнааш нест шуда, наваш дар ҳолати ҳастшавӣ аст). Ҳама маҷудоти зинда, (ҳар як растанӣ, ҳар як ҳайвон), ки имрӯз вуҷуд дорад, пеш вуҷуд надошт. Дигар маҷудот вуҷуд доштанд. Баъди як замон ҳам, мавҷудоте, ки имрӯз вуҷуд доранд, нест мешаванд ва дигар мавҷудотҳо ҳаст карда мешаванд. Мавҷудоти беҷон ҳам ҳамингуна аст. Ҳама мавҷудоти беҷону ҷондор, масалан оҳан ки як эелемент аст, ё санге ки аз якчвнд ҷисми омехта иборат аст, устухон. Ҳамаи моддаҳо, ҳамаи зарраҳо ҳамеша дар ҳоли ивазшавианд. Яъне кӯҳнаҳо нест шуда мераванд, ва дигар моддаҳои нав ҳаст мешавад. Агар хусусиятҳои моддаҳое, ки мавҷуд аст, бо моддаҳое, ки нест шудаанд, монанд бошанд, ин ивазшавиро инсон намефаҳмад ва фикр мекунад, ки модда ҳама вақт вуҷуд дорад. Ин ба мисли онест, ки дар синамо лентаи филми дар ҳаракат буда, дар назди фарофикан ҳар замон расмҳои дигар омадаву мераванд, тамошобинон инро нафаҳмида фикр мекунанд, ҳамон як

32 Эйнштейн, физикдони яҳудӣ, соли 1375 [1955 – и мелодӣ] аз олам даргузашт.

расм дар парда ҳаракат мекунад. Вақте қоғаз сӯхта хокистар мешавад, мо ин дигаргуниро мебинем ва қоғаз нест шуду хокистар ҳаст шуд мегӯем. Вақте ях об мешавад, ях нест шуд ва об ҳаст шуд мегӯем. Маълумотҳо оиди моддаҳои мудерн дар китоби **(Саъодати Абадия)** дар саҳифаҳои 546, 971 ва 1041 – ум, ба тафсил оварда шудааст. Лутфан аз онҷо ҳам хонед!

Дар оғози китоби **(Шпрҳи Ақоид)** чунин омадааст: (аз сабабе, ки ҳамаи мавҷудот ба вуҷуд доштани Аллоҳ таъоло шаҳодат медиҳанд ва мавҷуд будани Ӯро нишон медиҳанд, махлуқотро **(Олам)** номидаанд. Мавҷудоти аз як ҷинс бударо ҳам олам мегӯянд. Масалан, олами инсон, олами малоик, олами ҳайвонҳо, олами моддаҳои беҷон мегӯянд. Ваё ҳар як ҷисм, як олам аст).

Дар китоби **(Шарҳи Мавоқиф)[33],** саҳифаи чаҳорсаду чилу якум чунин омадааст: Олам, яъне ҳама чиз, ҳадис аст, яъне махлуқанд. Маънои онро дорад, ки пеш набуданд ва баъд ҳаст шудаанд. [Дар боло, аз якдигар пайдо шуданашонро ҳам гуфта гузаштем]. Моддаҳо ва сифатҳои ҷисмҳо ҳам, ҳадисанд. Дар инҷо метавонем сари ин чор чиз фикр кунем:

1 – Мувофиқи Мусалмонҳо, яҳудиҳо, насрониҳо ва маҷусиҳо ҳам моддаҳо ва сифатҳои ҷисмҳо ҳадисанд.

2 – Аристотел ва философҳои роҳи ӯ, ба ин боваранд, ки моддаҳо ва сифатҳои ҷисмҳо қадиманд. Яъне азалианд, ҳамеша ҳастанд мегӯянд. Хато будани ин суханҳоро химияи мудерн возеҳ исбот кардааст. Онҳое, ки ин гуна мегӯянд ё бовар доранд, аз мусалмонӣ мебароянд ва кофир мешаванд. Ибин Сино[34] ва Форобӣ[35] ҳам чунин андеша доранд.

3 – Философҳои пеш аз Аристотел ба чунин андеша буданд, ки моддаҳо қадиманд, вале сифатҳояшон ҳадисанд. Имрӯзҳо ҳам зиёде аз олимони илм, чунин фикри хато доарнд.

4 – Ҳадис будани моддаҳо ва қадим будани сифатҳоро касе даъво накардааст. Калинос аз ин чаҳор, ҳеҷ якеашро эътироф накардааст. Мусалмонҳо, ҳадис будани моддаҳо ва сифатҳояшонро бо якчанд роҳ исбот кардаанд. Роҳи аввал ин ки моддаҳо ва тамоми зарраҳо ҳамеша

---

33 Муаллифи **(Шарҳи Мавоқиф),** Саййид Шариф Алии Гурҷонӣ соли 816, [1413 – и мелодӣ] дар Шероз вафот кардааст.

34 Ибни Сино Ҳусайн, соли 428, [1037 – мелодӣ] вафот кардааст.

35 Муҳаммад Форобӣ, соли 339, [950 – и мелодӣ] дар Шом вафот кардааст.

дар ҳоли ивазшавианд. Ҳеҷ як чизе, ки дар ҳоли ивазшавӣ аст, қадим буда наметавонад. Бояд ҳадис бошад. Чунки, кори ҳар як моддае ки аз моддаи пеш аз ӯ буда ба майдон меояд, ба гузаштаи беохир рафта наметавонад. Ин ивазшавиҳоро бояд оғозе бошад. Яъне, аввалин моддаҳое, ки аз нестӣ арзи ҳастӣ карданд, намебуданд, пайдоиши моддаҳо аз моддаҳои пеш аз онҳо буда то ба гузаштаи беохир агар мерафт, пайдошавии моддаҳо аз якдигар оғозе дошта наметавонист. Ва имрӯз ҳеҷ як модда вуҷуд набояд медошт. Вуҷуд доштани моддаҳо ва пайдо шудан аз якдигарашон, ин нишон медиҳад, ки аз аввалин моддаҳое, ки аз нестӣ арзи вуҷуд карданд, пайдо гаштаанд.

Дар баробари ин, агар санге аз осмон афтод, аз абадият омад, гуфтан аҳмақист. Чунки, абадият, оғозу анҷом, аввалу охир надорад. Аз абадият омадан, аз нестӣ амадан аст. Чизе, ки аз абадият омаданаш даъво мешавад, наомаданаш лозим аст. Як чизи омадаро аз абадият омад гуфтан, як суханест, ҷоҳилона ва на ба ақл ва на ба илм рост меояд. Ба мисли ин, пайдошавии инсон аз якдигар, аз гузашатаи абадӣ намеояд. Аз инсони аввалине, ки аз нестӣ арзи ҳастӣ кард, сар карда пайдо шуданашон лозим меояд. Инсони аввалине, ки аз нестӣ арзи вуҷуд кард, набошаду пайдоиши инсонҳо аз якдигар то ба гузаштаи абадӣ рафта мерасад гӯянд агар, ҳеҷ як инсон бояд имрӯз вуҷуд намедошт. Барои ҳама мавҷудот ҳамин тавр аст. Барои моддаҳо, ҷисмҳо аз якдигарашон пайдо шудан (ҳамин тавр омадааст, ҳамин тавр давом мекунад. Ин тавр моддаҳои аввалине, ки аз нестӣ арзи ҳастӣ карданд, вуҷуд надорад) гуфтан, як сухани ҷоҳилонаест, ки ба ақлу ба илм рост намеояд. Ивазшавӣ, на абадӣ будан, на аз нестӣ арзи вуҷуд кардан, яъне **(Воҷибул Вуҷуд)** будан аст, балки **(Мумкинул Вуҷуд)** буданро нишон медиҳад.

**Савол:** Офаридгори ин олам худ ва сифатҳояш қадим ва азалӣ аст. Пас, ин олам ҳам қадим буданаш лозим нест?

**Ҷавоб:** Мо мебинем, ки Офаридгори Қадим, ҳар замон моддаҳоро, зарраҳоро бо сабабҳои гуногун иваз мекунад, яъне нест карда, ба ҷои онҳо дигар моддаҳову мавҷудот меофарад. Офаридгори Қадим, замоне ки ирода мекунаду мехоҳад, ҳар замон моддаҳоро аз якдигарашон дар ҳоли офаридан аст. Чи тавре, ки оламро, ҳар як моддаро, зарраҳоро бо сабабҳое офарид, вакте хоҳаду ирода кунад, бесабаб, бевоста аз нестӣ ҳам меофарад.

Онҳое, ки ба ҳадис будани дунё бовар доранд, ба фонӣ буданаш

ҳам, яъне ба нест шудани ҳамаи мавҷудот ҳам бовар дорад. Нест шудани мавҷудоте, ки набуданд ва баъд офарида шудаанд, возеҳу равшан аст. Нест шудани зиёди мавҷудотро имрӯз метавон дид. Барои мусалмон шудан, бояд бовар кард, ки моддаҳову ҷисмҳо, яъне ҳамаи мавҷудот аз нестӣ арзи вуҷуд карданд ва такрор нест хоҳанд шуд. Вуҷуд надоштани ҷисмҳо ва баъд офарида шудани онҳоро ва такроран нест шуданашонро, яъне шаклҳову хусусиятҳояшон вуҷуд надоштанашонро мебинем. Ҷисмҳо нест шудаву моддаҳо бимонанд, ҳам ин моддаҳо азалӣ набуданашонро аз тарафи Аллоҳ таъоло аз ин хеле пеш офариданашон ва рӯзи қиёмат такрор ҳаммашонро нест карданашро дар боло зикр кардем. Маълумотҳои илми замонамон, барои инро бовар кардан монеа нестанд. Бовар накардан, бар илм буҳтон задан ва душмани Ислом буданро нишон медиҳад. Исломият маълумотҳои илмиро радд намекунад. Маълумотҳои илмӣ ҳам, Исломиятро инкор намекунанд. Ҳатто ӯро таййид ва тасдиқ мекунад.

Олам ҳадис бошад, маънои онро дорад, ки офаридгоре ҳаст, ки инро аз нестӣ ҳаст кард. Чунки, ҳеҷ як ҳодиса худ аз худ нашуданашро дар боло овардем. Имрӯзҳо, ҳазорҳо фабрика вуҷуд дорад, ки ҳазорҳо намуди илоҷ, ашёи хона, моддаҳои тиҷоратӣ, олотҳои электроникӣ, васоити ҳарбӣ месозанд. Зиёди инҳо, баъди ҳисобҳои зиёду садҳо таҷрибаҳо ба даст омадаанд. Оё аз инҳо ҳатто якеашро худ аз худ пайдо шуд мегӯянд? Инҳо дониставу хоста пайдо шуданашонро мегӯянд ва барои ҳамаи инҳо як усто, як меъмор як офаранда буданаш лозим аст мегӯянд. Ва аммо ҷисмҳои беҷону ҷондор, ки ҳар аср ҷисмҳои нав ва бисёр ҳам зариф кашф ва пайдо мешаванд, ки сохти бисёре аз онҳо ҳанӯз норӯшан аст, ин миллион моддаву ҳодисаро худ аз худ, тасодуфан ҳаст шуданашонро мегӯянд. Ин дурӯягӣ як аҳмақии ошкор набуда пас чист? Аз ин дида мешавад, ки ҳар як ҳар як мода, ҳар як ҳаракат офаиридгоре дорад. Ин офаридгор **(Воҷибул Вуҷуд)** аст. Яъне, аввал набудаву баъд пайдо шуда, нест. Агар ҳамеша вуҷуд доштанаш лозим мешуд, **(Мумкинул Вуҷуд)** мешуд. Ва ба мисли олам ҳадис, яъне махлуқ мешуд. Махлуқ аз ивазшавии дигар махлуқ, ваё аз нестӣ ҳаст мешавад. Агар ба тавре ки дар боло зикр кардем фикр кунем, ки ивазшавии махлуқот абадӣ нест, офаридгорҳо ҳам абадӣ нашуданашон маълум шуда, офариниш аз аввалин офаридгор оғоз ёфтааст. Чунки, офаридани офаридгорҳо аз якдигар беохир меравад, гуем агар, бояд ҳеҷ офаридгоре вуҷуд намедошт. Ҳамин тавр, Офаридгори аввалине,

ки офарида нашудааст, офаридгори ягонаи махлуқот аст. Пеш ва баъд аз Ӯ, ҳеҷ офаридгоре нест. Офаридгор офарида намешавад. Ӯ ҳамеша ҳаст. Аггар лаҳзае набошад, ҳама чиз нест мешавад. Воҷибул вуҷуд аз ҳеҷ тараф ба ҳеҷ чиз муҳтоҷ нест. Офаридгоре, ки замину осмонро, атомҳоро, ҷондоронро бо низому ҳисоб офарид, қуввату қудраташ беохир бояд бошад, олим бояд бошад, хостаашро дарҳол бояд офарад, ягона бояд бошад ва дар Ӯ ҳеҷ ивазшавие набояд бошад. Қуввату қудраташ беохир набошад, олим набошад, ингуна махлуқони бо низому боҳисоб офарида наметавонист. Ин офаридгор аз якто зиёд бошад, дар офариниши як чиз, хоҳишҳояшон мувофиқ наояд, нофаҳмиҳо ба вуҷуд омаданаш мумкин. Ва ҳама чиз бенизом мешуд. Барои маълумоти бештар, китоби **(Қасидаи Амалӣ) –** и Али Уширо[36] бо арабӣ ва туркӣ, лутфан хонед!

Дар Офаридгор ҳеҷ ивазшавие намешавад. Ҳоло чи гунае бошад, пеш оламро офаридан ҳам, ҳамин гуна буд. Чи тавре, ҳама чизро аз нестӣ ҳаст кард, ҳар замон ҳам, ҳоло ҳам дар ҳоли офаридан аст. Чунки, ивазшавӣ махлуқ будан ваё аз нестӣ ҳаст шуданро нишон медиҳад. Ҳамеша вуҷуд доштани Ӯро, ҳеҷ нест нашуданашро дар боло зикр кардем. Аз ҳамин сабаб дар Ӯ ҳеҷ ивазшавие намешавад. Чи тавре, ки махлуқот дар аввали офариданашон ба Ӯ муҳтоҷ буданд, ҳамин тавр ҳамеша муҳтоҷанд. Офаридгори ҳама чиз, ивазкунандаи ҳама чиз танҳо Ӯст. Барои бо низом будан ва барои хубтар зиндагӣ кардани инсон ва барои маданӣ шуданашон, ҳама чизро бо сабабҳо дар ҳоли офаридан аст. Чи тавре, ки сабабҳоро офарид, таъсири сабабҳоро ва кор кардани онҳоро ҳам Ӯ меофарад. Инсонҳо барои таъсир кардан ба моддаҳои сабабҳо, як воситаанду бас.

Дар вақти гурусна будан хурдан, дар вақти беморӣ илоҷ истифода кардан, барои шамъ даргирондан гугирд задан, барои ба даст овардани гидроген дар болои зинк, асид рехтан, барои шир ба дас овардан гов парвариш кардан, барои электрик, маркази гидро – электрикӣ сохтан, ҳар гуна фабрика сохтан, сабабҳоро истифода бурда, барои офаридани чизҳои нав як воситаанд. Қуввату иродаи инсонро ҳам, Аллоҳ таъоло ҳамчун як сабаб офарид. Инсонҳо ҳам дар офаридаҳои Аллоҳ таъоло, як воситаанд. Аллоҳ таъоло ҳамин тавр офаридан мехоҳад. Аз ин бар меояд, ки инсон як чизро офарид гуфтан, як сухани ҷоҳилонаест, ки ба ақлу дин мувофиқ нест. Инсонҳо, он офаридгоре, ки онҳоро офарид,

36 Алӣ Ушӣ, соли 575, [1180 – и мелодӣ] вафот кардааст.

зинда кард, чизҳое, ки муҳтоҷ буданд офарид, бояд аз ҳама чиз дида бисёртар дӯст доранд. Ба ӯ банда шаванд. Яъне, махлуқот бояд, ба Ӯ ибодат кунад, итоат кунад ва боэҳтиром бошад. Дар бораи ин гуна шудан лозим, дар оғози саҳифаи ҳафт, ҷилди се, дар мактуби ҳабдаҳум бо тафсил оварда шудааст. Худованди Воҷибул Вуҷуд ва ягона як исмаш **(Аллоҳ) –** ро ба мо хабар додааст. Бандаҳо, исмҳои ба мо хабардодаи Ӯро ҳаққи ивазкунӣ надоранд. Кори ба ноҳақ кардан, зулм буда, бисёр ҳам кори паст аст. Насрониҳову папазҳо се то будани офаридгоро мегӯянд. Навиштаҳои болоамон, якка будани Офаридгоро ва суханҳои насрониҳову папазҳоро хато буданашонро дорад исбот мекунад.

***Гар илм набошад, дин аз майдон дур меравад,***
***Кӯшиш бар наҷот бояд, бар сар то сари миллат.***

***Аз шӯрии рӯйи сиёҳи ин ҷаҳолат,***
***Кифоя нест магар, ин ин дарси фалокат.***

***Ин дарси фалокат сабаби чи чизе шуд, фикр кун,***
***Майнаат об шуда, аз чашмат мисли об меравад.***

***Ин ҳодисоти ахир, чист медонистӣ гар қатрае,***
***Гарки ба худ наоем мо, миллат меравад.***

***Зеро ба такони нав тоқат намеоварад,чун ин бор,***
***Хоб монанди марг аст, бедор намешавад.***

***Ахлоқро дуруст кардану илм омӯхтан бояд,***
***Побанди дину афсари босилоҳ будан шояд.***

***Илми динӣ, қувваи ҳарбӣ, ба пеш бояд рафт,***
***Ҳардуяш бо ҳам, медиҳад ҳузур ба миллат.***